*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*

Органи Кумитаи Марказии ИЛКҶ Тоҷикистон

# Ҷавонони Тоҷикистон

ГАЗЕТА АЗ 5 АПРЕЛИ СОЛИ 1930 НАШР МЕШАВАД | № 51 (8233). ● ЧОРШАНБЕ, 25 АПРЕЛИ СОЛИ 1990. ● Нархаш 3 тин.

Сессияи якуми Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон

даъвати дувоздаҳум

## ХАБАРИ МУХТАСАР

### Дар бораи маҷлиси Шӯрои Олии Ҷумҳурии Шӯравии Социалистии Тоҷикистон

21 апрель Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон корашро давом дод. Маҷлиси умумиро Раиси Шӯрои Олии ҷумҳурӣ Қ. М. Маҳкамов кушод.

Депутатҳои халқ масъалаҳои таъин кардани роҳбарони Вазорати алоқа, Комитетҳои давлатии ҷумҳуриро баррасӣ карданд.

Дар муҳокимаи номзадҳое, ки Раиси Шӯрои Вазирони РСС Тоҷикистон И. Ҳ. Ҳаёев, пешниҳод кардааст, депутатҳои зерин ширкат варзиданд: Т. М. Додобоев, В. И. Абдусамадова, М. Ф. Зарифов, Н. Юнусов, Н. Ашӯров, Б. Собир, Ф. Гурезов, А. Соҳибназаров, Р. Маҳкамов, Ҳ. Шарифов, Н. Дӯстов, Т. Ғаффоров, Д. Ашӯров, Т. Ҷабборов, А. Ҳабибов, Г. Савриддинова, А. Т. Қаҳҳоров, Ҷ. Муродов, В. И. Приписнов, Н. Шарифов, А. Х. Хоҷаев, А. Афғонов, Ю. П. Понесов, Ҳ. Азимов, П. Солеҳов, Я. Н. Азимов, С. Г. Сафаров, Х. Насриддинов, М. Каримов, А. Н. Мартовицкий, С. Кенҷаев, М. Шералиев, А. Ғуломов, К. Имомов, А. Ятимов, А. Абдушаҳидов, Н. Ҳувайдуллоев ва дигарон.

Шӯрои Олии ҷумҳурӣ ба вазири собиқи алоқаи РСС Тоҷикистон Д. И. Попов барои кори бисёрсолааш изҳори миннатдорӣ кард.

Ба ҳамин тариқ, ба ҳайати ҳукумати ҷумҳурӣ вазирони: нақлиёти автомобилӣ — Ёқубов Наримон Холович, корҳои дохилӣ — Навҷувонов Маҳмадаёз, хоҷагии манзилу коммуналӣ — Костарев Юрий Борисович, ҳифзи саломатӣ — Иньомов Ҷӯра Иньомович, корҳои хориҷӣ — Қаюмов Лаким Қаюмович, маданият — Абдушукурова Тамара Махсумовна, саноати сабук — Қаландаров Шариф Қаландарович, саноати маҳаллӣ — Бойматов Абдуҳаким Бойматович, мелиорация ва хоҷагии об —Нуров Адҳам Нурович, маорифи халқ — Давлатов Исмоил, алоқа — Усмонов Иброҳим Усмонович, сохтмони қишлоқ — Ғафуров Раҳимҷон Ғафурович, таъминоти иҷтимоӣ — Қосимова Адолат Темуровна, сохтмон ва истифодаи роҳҳои автомобилгард — Ҳалимов Абдуҳаким ,сохтмон — Понесов Юрий Филимонович, савдо — Катаев Опохон Катаевич, молия — Лафизов Ҷонобиддин Лафизович, маҳсулоти ғалла — Абдуллоҷонов Абдумалик Абдуллоевич, адлия — Абдуллоев Файзулло, иҷунии раисони комитетҳои давлатии агросаноатӣ — Бобоев Акмал Махсумович, оид ба корҳои сохтмон ва меъморӣ — Абдуллоев Турсунбой Абдуллоевич, оид ба таъминоти моддию техникӣ — Ашӯров Серго Шерматович, оид ба назорат ба бехатар иҷро кардани корҳо дар саноат ва назорати маъдан— Малыгин Вадим Ильич, оид ба таъминот бо маҳсулоти нафт — Маҳмудов Худойқул, оид ба муҳофизати табиат — Назриев Мунаввар Назриевич, оид ба матбуот — Маҳмадов Бобохон Алиевич, оид ба таълими кадрҳои коргарон — Зуҳуров Шукурҷон, оид ба эҳсоия — Каримов Исматулло Ҳамидович, оид ба телевизион ва радио — Ҷӯраев Акбар Шодмонович, оид ба меҳнат ва масъалаҳои иҷтимоӣ — Шокаримов Юлдош Абдухаримович, оид ба тарбияи ҷисмонӣ ва варзиш — Ҳасанов Иброҳим Ризоевич, бехатарии давлатӣ — Петколь Владимир Викторович дохил шуданд. Маҳкамбоев Салимҷон мудири корҳои Шӯрои Вазирони РСС Тоҷикистон таъин гардид.

Раиси Комитети давлатии навташкили РСС Тоҷикистон оид ба масъалаҳои миллӣ дар сессияи оянда таъин карда мешавад.

Депутатҳо ахбори котиботи сессияро дар бораи мактубу муроҷиатномаҳои граждаyинҳо, ки ба суроғаи Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон расидаанд, шуниданд.

Ҷонишини якуми Раиси Шӯрои Вазирони РСС Тоҷикистон Г. В. Кошкалов таклифи ҳукуматро дар бораи қабул кардани қарори Шӯрои Олӣ «Дар бораи имтиёзҳо ба оилаҳои кормандони ҳалокшудаи Вазорати корҳои дохилии РСС Тоҷикистон» ба муҳокимаи сессия пешниҳод кард. Лоиҳаи ин ҳуҷҷат бо назардошти фикру мулоҳизаҳои депутатҳо ба комиссияҳои Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон оид ба масъалаҳои қонунгузорӣ, ҳуқуқ ва муроҷиати граждаyинҳо ва оид ба масъалаҳои қонуният, тартиботи ҳуқуқӣ ва мубориза бар зидди ҷинояткорӣ супурда шуд.

Бо таклифи депутатҳо қарор шуд, ки маърӯзаи Раиси Шӯрои Вазирони РСС Тоҷикистон И. Ҳ. Ҳаёев дар бораи самтҳои асосии фаъолияти минбаъдаи ҳукумат то вақти муҳокимаи он дар маҷлиси ояндаи сессия дар рӯзномаҳои ҷумҳурӣ чоп карда шавад.

ТоҷикТА.

Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон 23 апрель кори худро давом ...

Сессия дар бораи ҳайати Су- ...

Шӯрои Олӣ ҳар як моддаро ба ...

*Нахустустоди устодони хунё Борбад буда,*
*Ба нисбат Рӯдакии санъати мо Борбад буда*



## РОМИШГАРИ БУЗУРГИ ШАРҚ

23 апрель дар Душанбе симпозиуми илмии байналхалқии «Борбад ва анъанаҳои бадеии халқҳои Осиёи Марказӣ ва пеш: таърих ва имрӯз», ба муносибати 1400-солагии зодрӯзи Борбад ба кор шурӯъ намуд. Симпозиумро Академияи илмҳо, Иттифоқи бастакорон, Вазорати маданият, ҷамъияти мусиқӣ ва Иттифоқи нависандагони Тоҷикистон ташкил намудааст. Ноиби президенти Академияи илмҳои Тоҷикистон Ҳ. М. Саидмуродов форумро кушода, гуфт, ки аҳли ҷамъияти ҷаҳон ба таҳқиқи соҳаи таърихи фарҳангу санъат аҳамияти зиёде медиҳад. Сабаби ба Борбад бариин ходими барҷастаи мусиқӣ шавқу ҳаваси зиёд намудани мардум низ ҳамин аст.

Иштироккунандагони симпозиум — ховаршиносони намоёни шӯравӣ, ходимони маданият ва санъат, мутрибон, ҳамчунин ҳамкасбонашон аз Ирон, Ҳиндустон, Афғонистон, Либия, Англия, Франция, ШМА, Филлипин, ҷамъ бештар аз сӣ мамлакат маърӯзаю ахбороти сершуморро дар бораи ҳиссаи эҷодии Борбад ба маданияти тамоми башарият муҳокима менамоянд.

Аввал директори китобхонаи миллии Ирон доктор Муҳаммад Раҷабӣ сухан карда, барои дар Тоҷикистон самимона пазирой шудани ҳайати вакилони Ирон ташаккур гуфта, изҳори умедворӣ намуд, ки симпозиум ба ривоҷи робитаҳои эҷодии олимон, ходимони маданият ва санъати Ирону Тоҷикистон мусоидат мекунад.

Узви вобастаи Академияи Илмҳои Тоҷикистон профессор Н. Н. Неъматов маърӯзаи худро «Замони Борбад» ... мутрибию сароядагии халқҳои Осиёи Миёна ва Эрон ба ҳамаи он нигоҳ накарда, ба дараҷаи баланди тараққиёт расид. Ин ба давлати Сосониён (солҳои 226—651) дахл дорад, ки фаъолияти эҷодию ромишгарии Борбад дар он вақт ҷараён ёфтааст.

Мавзӯи маърӯзаи профессори Донишгоҳи Исфаҳони Ирон Сосон Сипанто «Замони Борбад, асарҳо ва хусусияти мусиқии ӯ» мебошад. Ҳамкасби ӯ, профессор Дабиринаҷот Базиулло маърӯзаи худро ба мавзӯи «Борбад, жанрҳои мусиқӣ ва дастаҳои мусиқии даврам Сосониён» бахшид.

Маърӯзаи профессори Донишгоҳи Табризи Ирон Меҳрӣ Боҳирӣ «Борбад дар каломи форсӣ ва достони миллии ирониҳо» диққати зиёди ҳозиронро ба худ ҷалб намуд. Вай Борбадро падари мусиқии бисёр халқҳои Шарқ номида, гуфт, ки ӯ дар Ирон дар қатори шахсиятҳои барҷастатарини таърих мақоми шоиста дорад.

Профессори Донишгоҳи Деҳлӣ Обидӣ дар бораи шавқу ҳаваси олимони Ҳиндустон ба шахсияти Борбад сухан ронд. Мусиқӣ яке аз омилҳои муҳимест, ки Ҳиндустон, Ирон, Афғонистон, Тоҷикистонро муттаҳид месозад, гуфт ӯ. Бинобар ин омӯхтани таърихи рушду ривоҷи он саъю кӯшиши якҷояи мутахассисонро талаб мекунад.

*Номзади илмҳои санъатшиносӣ, корманди Донишкадаи санъати Тоҷикистон Н. Ҳакимов дар маърӯзааш ҳамин ғояро ривоҷ дод. Ӯ дар мавзӯи «Маданияти мусиқии халқҳои Ирон: генезис ва таҳаввул» маърӯза кард.*

*Симпозиуми байналхалқӣ ...*

... Холович, корҳои дохилӣ — Навҷувонов ...
Маҳмадаев, хоҷагии манзили коммуналӣ — Костарев Юрий Борисович, ҳифзи саломатӣ — Иньомов Чӯра Иньомович, корҳои хориҷӣ — Қаюмов Лакими Қаюмович, маданият — Абдушукурова Темура Махсумовна, саноати сабук — Қаландаров Шариф Қаландарович, саноати маҳаллӣ — Бойматов Абдуҳаким Бойматович, мелиоратсия ва хоҷагии об — Нуров Адҳам Нурович, ...
Ғафуров Раҳимҷон Ғафурович, таъминоти иҷтимоӣ — Қосимова Адолат Темуровна, сохтмон ва истифодаи роҳҳои автомобильгард — Ҳалимов Абдуҳаким ,сохтмон — Понасов Юрий Филимонович, савдо — Катаев Опохон Катаевич, молия — Лафизов Ҷанобиддин Лафизович, маҳсулоти ғалла — Абдуллоҷонов Абдумалик Абдуллоевич, адлия — Абдуллоев Файзулло, инчунин раисони комитетҳои давлатии агросаноатӣ — Бобоев Акмал Махсумович, оид ба корҳои сохтмон ва меъ...

Ҷонишини якуми Раиси Шӯрои Вазирони РСС Тоҷикистон Г. В. Кошлаков таклифи ҳукуматро дар бораи қабул кардани қарори Шӯрои Олӣ «Дар бораи имтиёзҳо ба оилаҳои кормандони ҳалокшудаи Вазорати корҳои дохилии РСС Тоҷикистон» ба муҳокимаи сессия пешниҳод кард. Лоиҳаи ин ҳуҷҷат бо назардошти фикру мулоҳизаҳои депутатҳо ба комиссияҳои Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон оид ба масъалаҳои қонунгузорӣ, ҳуқуқ ва муроҷиати гражданинҳо ва оид ба масъалаҳои қонуният, тартиботи ҳуқуқӣ ва мубориза бар зидди ҷинояткорӣ супурда шуд.

Бо таклифи депутатҳо қарор шуд, ки маърӯзаи Раиси Шӯрои Вазирони РСС Тоҷикистон И. Ҳ. Ҳаёев дар бораи самтҳои асосии фаъолияти минбаъдаи ҳукумат то вақти муҳокимаи он дар маҷлиси ояндаи сессия дар рӯзномаҳои ҷумҳурӣ чоп карда шавад.

ТоҷикТА.



Ба саҳ. 3 нигаред.

Франция, ШМА, Филлипин, ҷамъ бештар аз сӣ мамлакат маърӯзаю ахбороти сершуморро дар бораи ҳиссаи эҷодии Борбад ба маданияти тамоми башарият муҳокима менамоянд.

Аввал директори китобхонаи миллии Ирон доктор Муҳаммад Раҷабӣ сухан карда, барои дар Тоҷикистон самимона пазирой шудани ҳайати вакилони Ирон ташаккур гуфта, изҳори умедворӣ намуд, ки симпозиум ба ривоҷи робитаҳои эҷодии олимон, ходимони маданият ва санъати Ирону Тоҷикистон мусоидат мекунад.

Узви вобастаи Академияи Илмҳои Тоҷикистон профессор Н. Н. Неъматов маърӯзаи худро «Замони Борбад» ном додааст. Ӯ гуфт, ки дар он давраи мураккабу пурталотуми иҷтимоӣ маҳорати ...

... частатарини таърих мақоми шоиста дорад.

Профессори Донишгоҳи Деҳлӣ Обидӣ дар бораи шавқу ҳаваси олимони Ҳиндустон ба шахсияти Борбад сухан ронд. Мусиқӣ яке аз омилҳои муҳимест, ки Ҳиндустон, Ирон, Афғонистон, Тоҷикистонро муттаҳид месозад, гуфт ӯ, бинобар ин омӯхтани таърихи рушду ривоҷи он саъю кӯшиши якҷояи мутахассисонро талаб мекунад.

Номзади илмҳои санъатшиносӣ, корманди Донишкадаи санъати Тоҷикистон Н. Ҳакимов дар маърӯзааш ҳамин ғояро ривоҷ дод. Ӯ дар мавзӯи «Маданияти мусиқии халқҳои Ирон: генезис ва таҳаввул» маърӯза кард.

Симпозиуми байналхалқӣ корашро давом медиҳад.

О. СОБОЛЕВ,
хабарнигори ТоҷикТА.

• • •

Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон 23 апрель кори худро давом дод. Раиси Шӯрои Олии ҷумҳурӣ Қ. М. Маҳкамов маҷлиси умумии пагоҳирӯзиро кушод.

Депутатҳои халқ А. Мирзоев, С. З. Шоев, М. С. Табаров, А. Ҷабборов, А. Ҳ. Ҳабибов, Қ. Қоимдодов, Б. Сироҷев, Н. Дӯстов, А. К. Анваров, Г. Фозилов, В. А. Шичкин, С. Кенҷаев, С. Тагоев, В. И. Абдусамадова, А. Абдуллоев, А. Т. Қаҳҳоров, Б. Фатҳиддинов, А. Х. Хоҷаев, М. М. Икромов, У. Шокиров дар муҳокимаи маърӯзаи Раиси Шӯрои Вазирони РСС Тоҷикистон И. Ҳ. Ҳаёев дар бораи соҳаҳои асосии фаъолияти ояндаи ҳукумат, ки дирӯз дар рӯзномаҳои ҷумҳурӣ чоп шуд, иштирок намуданд.

Раиси Шӯрои Вазирони ҷумҳурӣ И. Ҳ. Ҳаёев аз рӯи масъалаи мазкур маърӯзаи хотимавӣ кард. Шӯрои Олии ҷумҳурии Тоҷикистон барномаи фаъолияти ояндаи ҳукуматро маъқул донист ва қарори дахлдор қабул кард.

Сессия баъди танаффус дар маҷлиси бегоҳирӯзӣ дар бораи интихоби раиси Комитети назорати конституционии РСС Тоҷикистон қарор қабул кард. И. Х. Хоҷаев раиси комитети мазкур интихоб шуд.

Баъд дар сессия ҳайати Комитети назорати халқии РСС Тоҷикистон интихоб гардид.

Сессия дар бораи ҳайати Суди олии ҷумҳурии Тоҷикистон масъала муҳокима кард. Дар муҳокимаи он депутатҳо В. И. Абдусамадова, Н. Ҳувайдуллоев, В. И. Приписнов, С. Кенҷаев, Ҷ. Муродов, А. Соҳибназаров, Э. С. Қурбонов, ҳамчунин муовини аввали Раиси Шӯрои Вазирони ҷумҳурӣ Г. В. Кошлаков иштирок намуданд.

Шӯрои Олӣ дар бораи интихоби Суди олии ҷумҳурӣ қарор қабул кард.

Баъд сессия масъалаҳои вобаста ба интихоби судьяҳои суди вилоятҳо, суди шаҳри Душанбе, судьяҳои судҳои халқии шаҳрии шаҳру ноҳияҳои тобеи ҷумҳуриро муҳокима намуд. Аз рӯи онҳо қарори дахлдори Шӯрои Олии ҷумҳурӣ қабул шуд.

Депутатҳои халқ ҳайати раёсати Суди олии РСС Тоҷикистонро интихоб ва ҳайати коллегияи Арбитражи давлатии ҷумҳуриро тасдиқ намуданд.

Баъд муовини аввали Раиси Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон Қ. А. Аслонов дар бораи лоиҳаи Қонуни РСС Тоҷикистон роҷеъ ба даровардани тағйироту иловаҳо ба Қонуни асосии РСС Тоҷикистон ба депутатҳо ахборот дод. Депутатҳо Т. Ҷабборов, Ҳ. Саидмуродов, А. Соҳибназаров, Х. Азимов, С. Раҳиев, С. Кенҷаев, В. А. Шичкин, Н. Ҳувайдуллоев ва дигарон дар муҳокимаи он ширкат варзиданд.

Шӯрои Олӣ ҳар як моддаро ба овоз монда, ба моддаҳои 6, 7 ва 49-уми Қонуни асосии РСС Тоҷикистон тағйирот дохил намуд ва қонуни дахлдор қабул кард. Масъалаи тағйири моддаҳои дигари қонуни асосии ҷумҳурӣ бо назардошти пешниҳоди депутатҳо баъди дар комиссияҳои доимии Шӯрои Олӣ оид ба масъалаҳои қонунбарорӣ, қонуният ва ҳуқуқу муроҷиати гражданинҳо бо иштироки Шӯрои Вазирон ва ташкилотҳои ҷамъиятии ҷумҳурӣ дар сессияи оянда муҳокима хоҳад шуд.

Шӯрои Олӣ масъалаи мӯҳлати эътибори моддаҳои алоҳидаи қонуни забони РСС Тоҷикистонро муҳокима карда, қарор қабул намуд, ки пешниҳоди ҳукумат ба муҳокимаи комиссияҳои доимии Шӯрои Олӣ пешниҳод карда шавад ва масъалаи мазкур дар сессияи оянда мавриди муҳокима қарор гирад.

Депутатҳо ба муҳокимаи тағйири кодекси ҷумҳурии Тоҷикистон дар бораи никоҳ ва оила шурӯъ мекунанд, ки ба иҷрои қонуни забони ҷумҳурӣ вобаста аст. Дар ин бора раиси комиссияи Шӯрои Олӣ оид ба инкишофи маданияту забон, анъанаҳои миллӣ ва ҳифзи мероси ниёгон Д. А. Ашуров ахборот дод.

Шӯрои Олӣ 24 апрель кори худро давом дод.

# ИНТИХОБОТ ДОИР ШУД, ИНТИХОБ ДАВОМ ДОРАД

Дар бораи он ки ба Шӯрои Олии ҷумҳурӣ ҳамагӣ... 1 нафар намояндаи созмонҳои комсомолӣ ва ҷавонон интихоб шудааст, бисёр гуфтаву навишта шуд. Интихоботи ҷорӣ дар баробари ин доир ба дигар паҳлӯҳои масъала низ ба мову шумо сабақи зиёд дод. Дар айни ҳол якшанбеи гузашта номзадҳое, ки дигарбора пешбарӣ шуда буданд, аз имтиҳони интихобкунандагони якчанд ҳавзаҳо гузаштанд. Аз ҷумла, дар ҳавзаи «Кӯктош», № 65-и ноҳияи Ленин муборизаи довталабии мандати депутатӣ байни 3 номзад — Куганов Тағойназар — муовини раиси Шӯрои депутатҳои халқи ноҳияи Ленин, Тоҳиров Муродҷон — сардори шуъбаи ГАИ-и ШКД-и комиҷроияи ноҳияи Ленин ва Ёқубов Одилҷон — котиби якуми КМ ИЛКҶ Тоҷикистон бо муайяншавии даври навбатӣ поён ёфт. Яъне, ду номзад — ТОҲИРОВ Муродҷон ва ЁҚУБОВ Одилҷон, ки дар натиҷаи овоздиҳӣ аз ҳарифи саввум бештар овоз гирифтанд, муборизаро барои ваколатномаи депутати халқи ҷумҳурӣ идома медиҳанд.

Овоздиҳии такрорӣ, ки баъди ду ҳафта доир мегардад, соҳиби ин ваколатномаро муайян хоҳад намуд. Комсомолону ҷавонони ҳудуди ҳавза имкон доранд дар баробари дигар интихобкунандагон барои комёбгардонии номзади хеш бори дигар азму талош кунанд.

Ш. ҚИРОНШОҲ.

## Тармими коргоҳ

Даҳсолаҳо боз осиёби ғаллаи шаҳри Кӯлоб маҳсулот истеҳсол менамуд. Вале имрӯз он талаботи аҳолиро бо орд таъмин карда наметавонад. Маъмурият ва мутахассисони коргоҳ ҳамин ҷиҳатро ба инобат гирифта, ба тармиму азнавсозии осиёб сар карданд. Дар ин бобат мутахассисони идораи махсуси сайёри ноҳияи Орҷоникидзеобод дасти мадад дароз карданд. Бо кӯшиши дӯстони орҷоникидзеободӣ ҳоло дар корхона асбобҳои истеҳсоли хориҷии «Бюлер» васл карда мешаванд.

Дар пешрафти корҳо устоҳои пурҳунар Владимир Муравёв, Мурод Ашӯров ва Ватан Кабиров бештар саҳм мегиранд.

Аз нав таҷҳизонидани коргоҳ имкон медиҳад, ки иқтидори истеҳсолии завод дар як шабонарӯз то 165 тонна маҳсулот афзояд.

М. ШАМСИДДИНОВ.

## Дар рӯзи меҳнати зарбдор

Саҳми хешро гузоштан дар ободу зебо гардонидани диёр: чунин мазмун дошт иштироки ҷавонписарону духтарони ҷумҳурӣ дар шанбегии коммунистӣ. Қисми зиёди онҳо дар ободу зебо гаштани гирду атрофи корхонаю маҳал меҳнат намуда, қисми дигарашон ин рӯзро дар сари дастгоҳҳои кории фабрикаю заводи хеш гузарониданд. Аз ҷумлаи он корхонаҳо Иттиҳодияи қолинбофии Қайроққум, заводи чинии Турсунзода, заводи «Тоҷиктекстильмаш», Иттиҳодияи истеҳсолии матоъҳои пахтагини Душанбе, Иттиҳодияи чарму пойафзоли Душанбе ва дигарҳо мебошанд. Маблағи дар ин рӯз коркардаи онҳо бошад, ба фонди комсомол, шафқат, некӯаҳволии оилаҳои серфарзанд, иттифоқҳои касаба равона карда шуд.

Меҳнатдӯстони колхозу совхозҳои ҷумҳурӣ бошанд, боз як рӯзи меҳнати асили худро ба корҳои саҳрой равона карданд. Маъракаи ниҳолшинонӣ дар маҳалҳои районҳои Ховалингу Ғарм, Айниву Исфара нишоне буд аз шанбегии коммунистии соли ҷорӣ.

Аксбардор О. ИВАШКЕВИЧ.



# Ташаббус дастгирӣ меёбад?

*Монологи депутати халқи ҷумҳурӣ Муродалӣ Маҳмадалиев*

**Дар рафти сессияи Шӯрои Олии ҷумҳурӣ аз иқдоми неке дарак ёфтем. Бо ташаббуси депутати халқи Тоҷикистон, раиси колхози «Коммунизм»-и ноҳияи Орҷоникидзеобод Муродалӣ Маҳмадалиев аз ҳисоби даромади софи хоҷагӣ барои модарони серфарзанду тифлаки навзоддошта, мактабиёну донишҷӯён, ҷавонону ветеранҳои ҷанг як қатор имтиёзҳо муқаррар шудааст.**

**Барои шарҳи муфассали ин иқдоми хайр ба М. Маҳмадалиев муроҷиат намудем. Инак, монологи раис ба ройтон ҳавола мегардад:**

Агар гӯем, ки серфарзандӣ яке аз хусусиятҳои миллии тоҷикон ба ҳисоб меравад, ғалат намекунем. Дар аксар хонаводаҳо 8 — 10 ва бештар фарзандон ба воя мерасанд.

Барои мисол оилаи худамонро гирем. Ман 11 хоҳару бародар дорам. Чунин оилаҳо дар қаламрави хоҷагӣ кам нестанд. Табиист, ки хонадонҳои сернуфуз ҳамеша бо мушкилоти моддӣ рӯ ба рӯ мешаванд. Музди ночизи колхозчӣ ба таъмини рӯзгор кифоят намекунад. Худатон тасаввур кунед, барои кӯдакони мактабхон бояд ҳар пагоҳ 40 — 50 тин хӯрокпулӣ лозим. Баҳри фарзандони калонсолу донишҷӯ маблағи бештаре зарур аст. Ба замми ин ғами хароҷоти рӯзгор, либосу пойафзолро хӯрдан даркор.

Ба хотири кӯмаки моддӣ ба ин қабил оилаҳои серфарзанд, инчунин, модарони кӯдаки ширхора, бачаҳою ҷавонон ва ветеранҳои ҷанг бо қарори маҷлиси умумии колхоз ба онҳо ёрдампулиҳо муқаррар гардид. Аз 1 январи соли ҷорӣ ин қарор амалӣ шуд. Акнун модароне, ки тифлони навзод доранд, дар тӯли як сол илова ба 35 сӯми кӯмакпулии давлатӣ боз моҳе 35 сӯми дигар аз колхоз мегиранд. Ба ин васила бори занонро як андоза сабук мегардонем. Шояд ин тадбир ба пешгирии касалиҳои гуногун ва фавти кӯдак кӯмак расонад. То имрӯз модарон 35 сӯм мегирифтанд ва ин маблағи ночиз барои маводҳои зарурии кӯдак кифоягӣ намекард. Бинобар онҳо маҷбур буданд, ки баҳри беҳдошти вазъи зиндагӣ тифлакони ширхори худро дар хона ё кӯдакистон гузошта ба саҳро бароянд. Вазъияти ногувори ширхоргоҳу (яслӣ) кӯдакистонҳои колхозу совхозҳо ба ҳамагон маълум аст. Дар натиҷа кӯдак зуд-зуд бемор мешавад. Баъзан бемориҳои тӯлонӣ тифлаконро ба хок мебарад.

Бинобар мо ба модарон кӯмакпулӣ муқаррар кардем, то ки онҳо дар хона ба тарбияи кӯдакон машғул бошанд ва барои ҷомеа тифлакони бардаму солимро ба воя расонанд.

Колхоз дар ҳаққи оилаҳои серфарзанд ғамхорӣ зоҳир намуд. Акнун хонандагони синфҳои поёнии (аз синфи 1 то 5) мактабҳои қаламрави колхоз бепул бо хӯрок таъмин анд.

Инчунин, хоҷагӣ ба ҷавонони деҳот, ки дар техникуму донишкадаҳои олӣ таҳсил мекунанд, 35 сӯмӣ стипендия медиҳад. Баъди пурра омӯхтани вазъи иқтисодии оилаҳо ба чунин қарор омадем. Баъзан дар як хонадон ду-се нафар донишҷӯанд ва волидайн маҷбур аст, ки моҳе ба ҳар кадом 25 — 30 сӯмӣ кисахарҷӣ диҳад. На ҳама чунин имкониятро дорад.

Он ҷавононе, ки баъди хатми мактаби миёна дар колхоз кор мекунанд, аз madди назар дур наафтодаанд. Мо ба онҳо дар навбати аввал барои манзил сохтан замин ҷудо мекунем ва дар бунёди он кӯмак мерасонем. Инчунин, ҳангоми хонадоршавӣ ба ҷавонон ба тариқи тӯҳфа 35 сӯм дода мешавад.

Дар колхози мо 78 нафар иштирокчиёни Ҷанги Бузурги Ватанӣ зиндагӣ мекунанд. Мо хизмати онҳоро, ки баҳри озодии Ватан хун рехтаанд, қадр менамоем. Колхоз ба онҳо бар иловаи нафақа боз 40-сӯмӣ кӯмакпулӣ месупорад.

Шояд суоле ба миён ояд, ки ин хароҷоти бисёру «ҳотамтойӣ»-ҳо аз ҳисоби кадом маблағ аст? Бояд зикр кунам, ки қолхози мо пурра ба усули иҷора гузаштааст. Иҷоракорӣ ба мо манфиати фаровон овард. Ҳаҷми истеҳсоли маҳсулот дар соли 1989 нисбат ба соли 1988 1,5 баробар афзуд. 1,7 миллион сӯм даромади соф гирифтем. Аз ин ҳисоб маоши колхозчиён якуним — ду баробар афзуд. 20 фоизи даромад ба тадбирҳои номбаршуда масраф мегардад.

Инчунин 70 нафар мансабдорон — ду нафар ҷойнишинҳо, дигар курсинишинҳоро ихтисор намудем. Дар натиҷа соли 1989 140 ҳазор сӯм сарфа гардид. Ин маблағ ҳам баҳри беҳбудии вазъи модару кӯдак истифода мешавад. Аз ҳамон ҳисоб ба таваллудхонаи шаҳри Орҷоникидзеобод ба хотири кӯмакпулӣ 50 ҳазор сӯм ҷудо карда шуд.

Маро як чиз ба ҳайрат овардааст. То ҳол роҳбарияти ноҳияву ҷумҳурӣ нисбати иқдоми мо таваҷҷӯҳе зоҳир накардаанд. Умедворем, ки онҳо ташаббуси моро дастгирӣ мекунанд.

Таҳияи М. МАРДОН.

# Ислоҳ ё тағйири ном?

Аз мақоми давлатӣ гирифтани забони тоҷикӣ хеле шодам ва мехоҳам, ки ному насаби тоҷикӣ дошта бошам. Бо ин мақсад ба шӯъбаи шиносномадиҳии ноҳияи Зафаробод муроҷиат кардам. Корманди шӯъба баъди огоҳ шудан аз мақсадам ҳайратомез нидо баровард:

— Хайр, чӣ воқеа рух додааст?

— Ҳеҷ воқеае ба вуқӯъ напайваста, — посух додам ба ӯ.

— Ба тарзи кӯҳна зистан мехоҳӣ? Пас либосро ҳам чун гузаштагон пӯш?

Рӯзномаи азиз, хоҳиш мекунам ба ман фаҳмонӣ! Барои ислоҳи ному насаб чӣ гуна ҳуҷҷатҳо лозим аст ва ба куҷо бояд муроҷиат кард?

Отабек ОРЗУҚУЛОВ.

Мо як гурӯҳ донишомӯзони факултаи заминшиносии ДДТ ба номи В. И. Ленин бо мақсади тағйир додани ному насаб ба Шӯъбаи қайдҳои ҳолати шаҳрвандони шаҳр муроҷиат кардем. Ба мо гуфтанд, ки барои иваз кардани ному насаб 50 сӯм супоридан лозим аст. Дар «Указн Президиуми Шӯрои Олии ИҶШС аз 27 марти соли 1971 оид ба иваз кардани ном ва номи падар» андози давлатӣ ба маблағи 15 сӯм муқаррар карда шудааст. Пас чаро имрӯз аз мо 50 сӯм талаб мекунанд?

Фарҳод ҒАФУРЗОДА,
Муҳаммад ҶӮРАЗОДА,
Фаррухи РАҶАБ,
Абдубасири АБДУРОЗИҚ,
Шамси РАҲИМЗОД.

Ҳамин номаҳо ва боз чандин навиштаҳои хонандагони рӯзнома водорамон карда, ки дар ин боб бо инспектори калони Управленияи қайдҳои ҳолати шаҳрвандони Вазорати адлияи ҷумҳурӣ Шарифҷон Қаюмов мусоҳиб шавем.

**— Мардум ки хоҳони бо сабки аҷдодӣ барқарор кардани аслу насаби хеш аст, имрӯзҳо ба ташвиш омада ва ба ҳал шудани ин масъала бовар надорад.**

— Чун Қонуни забон тасдиқ шуд, сари ин масъала ҳам гуфтугӯву мунозираҳо ба амал омад ва баҳри ҳалли он дар назди Шӯрои Вазирон комиссияи махсусе иборат аз забоншиносон, олимон, кормандони масъули давлат ва амсоли ин таъсис ёфт. Ва ҳамагон саъй карда, ки то январи соли 1990 ҳатман ҳалли ин масоил анҷом пазирад. Вале дар кори комиссия баҳсу мубодилаи афкор хеле тӯл кашид. Ҳар боре ки онҳо ҷамъ меоянд, гиреҳи наве дар сари масъала падид омада ва дар натиҷа аъзои комиссия ба хулосаи муайян омада натавонистанд. Агар як сабаби кашолкорӣ ҳамдигарнофаҳмии аъзои комиссия бошад, сабаби дигар таҳлили амиқу ҳамаҷонибаи ин проблема аст, то ягон иштибоҳе ба вуқӯъ напайвандад. Масъалаи ислоҳи ному насаб рӯзҳои наздик ҳал мешавад, зеро комиссия дар арафаи ба анҷом расонидани кор аст.

**— Аксари оилаҳои мардуми таҳҷоии ҷумҳурӣ сернуфузанд ва аз он дар изтиробанд, ки барои тағйири ному насаб ба маблағи 50 сӯм андоз аз ҳар як тан хеле гарон аст.**

— Дар бобати тағйири ному насаб Указн Президиуми Шӯрои Олии Иттиҳоди Шӯравӣ аз 20 марти соли 1971 ва Қонуни Шӯрои Вазирони СССР аз 20 августи соли 1971 муқаррар кардааст, ки дар ҳолатҳои зайл тағйир додани ному насаб мумкин аст:

агар ном ва ё номи падар маънои саҳеҳеро ифода накунад, монанди **Санг, Кулӯх, Сафол, Теша;**

агар ному насаб бо калимаҳои сохтаи бисёррешаи мураккаб, ки талаффузаш душвор аст, ифода шуда бошад, монанди **Мирзомуҳаммадалиҷонбойбачча;**

агар баъди никоҳ насаби шавҳар ва ё занро қабул кунанд ва ё баъди оилавайронӣ хоҳиши барқарор кардани насаби аввала пайдо шавад;

тағйири миллии ном, монанди Валерий ба Валӣ ва ё Валӣ ба Валерий.

Аз 25 октябри соли 1989 бо қарори Шӯрои Вазирони ИҶШС ҳангоми тағйири ному насаб ба маблағи 50 сӯм андоз муқаррар карда шуд.

Вале талаби имрӯзаи мардуми мо на тағйири ному насаб, балки ислоҳу илова аст. Бояд ин мафҳумҳоро аз ҳам фарқ кард. Дар вақти тағйир Исматро Шариф ва Тешаро Олим номидан мумкин аст. Ислоҳу илова дар ҳолатҳои ғалат будани ному насаб истифода карда мешавад, вале решаи калима бетағйир мемонад. Чунончи, агар Қаюмовро Қаюмзода нависем, решаи калима Қаюм тағйир намеёбад, танҳо ба ҷои «—ов» «—зодаро» илова кардем, яъне дар асоси номгузории аҷдодӣ насабро ислоҳ кардем. Дар чунин ҳолат андози давлатӣ бояд ба маблағи се сӯм бошад.

**— Ҳам дар шӯъбаҳои қайди ҳолати шаҳрвандони ноҳияҳои ҷумҳурӣ ва ҳам аз тарафи мардуме ки хоҳиши ислоҳи ному насабашро дорад, ин ду мафҳум ба як маъно фаҳмида шудааст. Пас барои ислоҳи ному насаб андоз ба маблағи се сӯм муқаррар шудааст?**

— Не, ҳанӯз муқаррар нашудааст, танҳо андозро ба маблағи се сӯм пешниҳод кардем, эҳтимол андак зиёдтар муқаррар гардад, зеро сарфу харҷи меҳнату маводро ҳам бояд ба назар гирем.

**— Наврасоне, ки имсол бори аввал дар ҳаёташон соҳиби шиноснома мешаванд, мехоҳанд ному насаби тоҷикӣ дошта бошанд, вале дар шӯъбаҳои шиносномадиҳӣ хоҳиши онҳо рад карда мешавад.**

—Дар лоиҳаи «Указн Президиуми Шӯрои Олии ҶШС Тоҷикистон дар бораи тағйиру илова ба кодекси ақди никоҳ ва оилаи ҶШС Тоҷикистон» нишон дода шудааст, ки танҳо тифлони навзод ва кӯдакони ҳанӯз бе ҳуҷҷат метавонанд бо номгузории хоси тоҷикӣ зодинома гиранд. Вале наврасоне, ки дар назар доред, соҳиби зодиномаанд ва дар шӯъбаҳои шиносномадиҳӣ ба онҳо дар асоси зодиномаҳояшон шиноснома дода мешавад.

**— Имрӯз онҳо дар асоси зодинома ва баъди чанде боз барои ислоҳи ному насаб шиносномаи дигар мегиранд. Оё ин кор боиси харҷи маводу меҳнати ройгон нест?**

— Наврасон имкон доранд дар гирифтани шиноснома андаки дигар сабр кунанд.

**— Мардум бояд мунтазири хулосаи комиссия нашуда, барои ислоҳи ному насаб омода бошанд? Бо ин мақсад онҳо кадом ҳуҷҷатҳоро пешниҳод кунанд?**

— Як дастаи ҳуҷҷатҳо монанди ариза, зодинома ё шиноснома, билети ҳарбӣ (онҳое, ки доранд), справка аз ҷои истиқомат (дар бораи он ки ин шахс дар куҷо зиндагӣ мекунад)-ро ғун карда ба комитети иҷроияи шӯрои депутатҳои халқи ноҳия пешниҳод кардан лозим аст. Чун масъалаи ислоҳу иловаи ному насаб пурра ҳал шавад, комитетҳои иҷроияи ноҳияҳо дар асоси ҳуҷҷатҳои ғуншудаи мардум қарор хоҳанд баровард. Вақте ки ҳуҷҷатҳо омода бошад, онҳо метавонанд барои ислоҳи ному насаби одамони зиёд танҳо як қарор омода созанд. Дар асоси ҳамон қарор дар шӯъбаҳои қайди ҳолати шаҳрвандон ислоҳу иловаи ному насаб амалӣ хоҳад гашт.

**— Ҳама он маълумоте, ки дар бораащ ҳуҷҷат талаб карда мешавад, дар шиноснома мавҷуд аст, пас гирд овардани ҳуҷҷатҳои дигар чӣ зарурате дорад?**

— Не, ҳамаи ҳуҷҷатҳо ҳатман зарур аст, зеро дар ҳолати зарурӣ онҳоеро, ки аз давлат қарздоранд, ҷазои судӣ доранд ё барои кӯдаконашон алимент месупоранд ва онҳоеро ки ҳамчун шахси хавфнок идораҳои корҳои дохилӣ ва комитети бехатарӣ ба қайд гирифтаанд, танҳо дар сурати мавҷудияти ҳуҷҷатҳо дарёфтан имконпазир аст.

**— Чанд навъи номгузории тоҷикиро ба мардум пешниҳод мекунед?**

— Навъҳояш хеле зиёд аст. Мо онро ба гурӯҳҳо ҷудо кардаем. Дутаркиба ва сетаркиба. Гурӯҳи аввал аз ном ва номи падар, монанди

Абдулло Шарифзода,
Абдуллои Шариф,
Абдуллои Шарифиён,
Нодира Шариф,
Нодираи Шарифиён,
Нодира духти Шариф,
Азиз пури Шариф,
Азиз Шарифпур,
Нодира Шарифдухт

иборат аст.

Гурӯҳи дуюми номгузорӣ аз ном, номи падар ва номи бобо таркиб ёфта, чунончӣ:

Нодира Шарифи Қаюмӣ,
Нодира Шарифзоди Қаюмӣ,
Нодира Шарифдухти Қаюмӣ,
Нодира духти Шариф Қаюмӣ.

Номгузории тоҷикие ки имрӯз пешниҳод кардем, дар асоси омӯзиши ҳуҷҷатҳои номгузории солҳои 1925 — 1929-и ноҳияи Хуҷанд интихоб шудааст. Ва ҳамчунин дар интихоби номгузорӣ ба мардум як дастурамале пешниҳод хоҳем кард.

**— Баъзе одамон миш-миш доранд, ки гӯё шахсони мансабдор бо ҳароси аз мансаб дур нашудан ному насаби хешро ислоҳ намекунанд. Ақидаи Шумо дар ин бобат?**

— Бо чунин мансабдороне вохӯрдам, ки ҳама мунтазири баромадани қонунанд ва хоҳони онанд ки тезтар ному насаби тоҷикӣ гиранд.

Ҳар кас дар интихоби ному насаб соҳибихтиёр аст. Мансабро дар асоси ному насаб намедиҳанд.

**— Дар ин боб хоҳиши шахсии шумо?**

— Духтарчаам дар синфи сеюм таҳсил дорад. Ӯ аллакай ба худ номи насаби тоҷикӣ интихоб кардааст. Худам Қаюмзода будан мехоҳам.

**— Оё ба онҳое, ки садди амалӣ шудани ислоҳи ному насаб мешаванд, ҷазо дода мешавад?**

— Ин хел одамон набуданд ва агар бошанд, ба ҷавобгарӣ кашида хоҳанд шуд.

**— Оё ба мардум муроҷиат карда метавонем, ки андаки дигар сабр кунанд?**

— Оре, бовар дорам, ки ба қарибӣ Указе дар боби ислоҳу иловаи ному насаб хоҳад баромад. Ва дар асоси он масоили мавҷуда ҳал хоҳад шуд.

Мусоҳибон:
М. БОҚИЗОДА,
Х. РАСУЛӢ,
(хабарнигорони худамон).

Лениннома

# Тахаллуси доҳӣ

Дар ин рӯзҳои бозсозии ҷамъиятамон мо бори дигар гаштаву баргашта ба асарҳо, ёддоштҳо, ном ва насаби доҳӣ муроҷиат мекунем, дар асоси онҳо кори худро дар бозсозӣ аз ҷиҳати илмӣ асоснок мекунем.

Ном ва асарҳои доҳӣ ба мо дар сохтмони бозсозии ҷамъият, дӯстии халқҳо, дар худмуайянкунии ҳуқуқи халқҳо роли пешбарандагӣ ва роҳнамоӣ мебозад.

Ленин тахаллуси асосии Владимир Ильич Ульянов буда, вай бо ҳамин ном ба таърихи умумиҷаҳонӣ дохил шудааст. Вай дар тарҷимаи ҳоли нотамоми худ, ки моҳи майи соли 1917 навиштааст, қайд мекунад, ки «Маро Владимир Ильич Ульянов меноманд» (Куллиёти асарҳо, ҷилди 2, саҳифаи 21).

Владимир Ильич зарурати тахаллус гирифтанро ҳанӯз дар давраҳои аввалини фаъолияти инқилобии худ ҳис мекунад, чунки дар аввали асри XX сардори жандармҳои Москва генерал Зубатов навишта буд, ки «ҳозир дар революция аз Ульянов дида шахси бузургтар нест» ва таклиф мекунад, ки «сари ӯ аз танаш ҷудо карда шавад». Бинобар ин Владимир Ильич чӣ дар Россия ва чӣ дар хориҷа маҷбур мешавад, ки фамилияи ҳақиқии худро аз ҷосусони полицияи русӣ, германӣ, австриягӣ ва ғайра пинҳон дорад. Ҳар гуна лақабу тахаллусҳо барои бемалол бурдани фаъолияти сиёсӣ, ташкилӣ, назариявӣ ва адабӣ ба вай имконият медод. То соли 1917 Владимир Ильич на бо фамилияи аслии худ Ульянов, балки бештар бо тахаллусҳояш машҳур буд.

Дар айни замон зиёда аз 150 лақабу тахаллусҳо доштани Владимир Ильич дар давоми фаъолияти революционии ӯ маълум гардидааст. Дар байни онҳо лақабҳои партиявӣ, тахалллусҳои адабӣ ва номҳои сохта дар ҳуҷҷатҳо қайд шудаанд, ки ӯ ба мақсади пинҳонкорӣ истифода бурдааст. Аз лақабҳои партиявиаш хусусан «Старик» маълуму машҳур буд.

Революционери ҷавони 23-соларо рафиқони партиявиаш ҳамин тавр ном мебурданд. Дар солҳои 90-уми асри гузашта бо ин лақабҳои партиявӣ ҳамаи аъзоёни гурӯҳи марксистони инқилобчиро бо сардории Ленин ном мебурдагӣ шуданд.

Қисми зиёди тахаллусҳоро Ленин як-ду бор, баъзеашонро бештар истифода бурдааст. Якумин тахаллуси адабии Ленин «К. Тулин» буд, ки вай ба ҳамин ном соли 1895 мақолаи худро бо сарлавҳаи «Моҳияти иқтисодии народникҳо ва танқиди онҳо дар китоби ҷаноби Струве» чоп кунондааст. Ленин бо ҳамин тахаллус якчанд сол кор кардааст.

Яке аз маъмултарин тахаллусҳои Ленин «Ильич» буд ки вай бо ҳамин ном асари машҳури худ «Тараққиёти капитализм дар Россия»-ро интишор сохт.

Тахаллуси «Ленин» бори аввал моҳи декабри соли 1901 дар журнали «Заря» пайдо мешавад, ки дар он муқаддимаи мақолаи ӯ «Масъалаи аграрӣ ва танқидчиёни Маркс» чоп шудааст. Соли 1902 китоби дигари ӯ «Чӣ бояд кард?» низ бо номи Ленин чоп шуда баромада, бо ҳамин «Ленин» тахаллуси асосии Владимир Ильич мегардад. Сабаб чӣ бошад, ки ӯ тахаллуси Ленинро беҳтар донист. Ба ин савол ҷавоб додан басе душвор аст. Мо дар ин бора ҳоло танҳо як ҳуҷҷат дорем. Баҳори соли 1924 кормандони идораи газетаи комитети партиявии Москва — «Комячейка» аз Н. К. Крупская мепурсанд, ки ин тахаллус чӣ тавр пайдо шуд.

16 майи ҳамон сол дар шумораи 10-уми ҳамин газета ҷавоби зерини Надежда Константиновна дарҷ гардид: «Ман намедонам, ки барои чӣ Владимир Ильич ба худ тахаллуси «Ленин»-ро гирифт. Дар ин бора ягон бор аз ӯ напурсидаам. Аз афташ, тахаллус тасодуфӣ гирифта шудааст... Ба фикри ман, Владимир Ильич ба тахаллус аҳамияти махсус намедод».

Бо ҳамин мазмун бародари хурдии Ленин Д. И. Ульянов ҳам ҷавоб додааст. То революцияи Октябрь Владимир Ильич ба асарҳои худ «Н. Ленин» имзо мегузошт. Хориҷиён аз тарафи худ онро «Николай Ленин» мегуфтанд. Ҷолиби диққат аст, ки соли 1921 нависандаи номии англис Бернард Шоу китоби худро бо чунин навиштаҷот ба В. И. Ленин тақдим карда буд:

«Ба Николай Ленин, ягона ходими давлатии Европа, ки соҳиби истеъдод, характер ва дониши мувофиқ ба мартабаи масъулаш мебошад»...

Дар қисми дуюми ҷилди «Маълумотнома» ба нашри панҷуми куллиёти асарҳои В. И. Ленин рӯйхати лақабу тахаллусҳои Владимир Ильич оварда шудааст. Дар он тахаллусҳои худаш гуфта, ҳамчунин мақолаҳо, мактубҳо ва ҳуҷҷатҳои имзокардааш дохил карда шудаанд. Дар паси ҳар яки ин имзоҳо саҳифаҳои рахшони ҳаёт ва фаъолияти пешвои синфи коргари байналхалқӣ ва тамоми меҳнаткашони ҷаҳон истодааст.

Мӯъмини УСМОН,
муаллим-методисти мактаби миёнаи № 7,
ш. Ленинобод.

# Дарахти дӯстӣ биншон...

Аз 19 то 25 марти соли равон дар шаҳри Тошкент ба ифтихори 70-солагии Донишгоҳи давлатии Тошкент ба номи В. И. Ленин ҷашнвораи донишгоҳҳои Осиёи Миёна ва Қазоқистон сурат гирифт. Гурӯҳи 32-нафараи донишҷӯён аз ДДТ ба номи В. И. Ленин бо роҳбарии муо[illegible] котиби кумитаи комсомо[illegible]лии донишгоҳ Аълохӯҷаи Иноят дар ҷашнвораи мазкур иштирок доштанд. Барномаи танзимдодаи кумитаи ташкилӣ ҷолиби диққат буд: Сӯҳбат дар мавзӯи мушкилоти ҷамъиятиву сиёсӣ, ҷашни Наврӯз, конференсияҳои илмӣ, озмуни «Оилаи донишҷӯ», ҳунарнамоии дастаҳои ҳунарӣ... Донишҷӯёни Тоҷикистон дар ҳамаи чорабиниҳо ширкат варзиданд. Мухбири ҷамоатии мо, ки дар ин ҷашнвора иштирок дошт, бо чанде аз онҳо ҳамсӯҳбат шуд.

[illegible]

...ба тариқи конференцияи илмӣ сурат гирифтани маърӯзахонӣ зарур аст? Ва агар зарур бошад, чаро Шумо маҳз мавзӯи «Образи Анӯшервони Одил»-ро интихоб намудед?

Ҷаъфари МУҲАММАДЗОДА, донишҷӯи соли 2-юми факултети филологияи тоҷики донишгоҳ.

— Зарур медонам, зеро ин як навъ мубодилаи афкор ва муҳовараи илмист, ки барои пайванду робитаи ҷавонони мо бо ҷавонони ҷумҳуриҳои бародар ва мамолики хориҷ кӯмак мерасонад. Ба ин муносибат ман маҳз мавзӯи «Образи Анӯшервони Одил»-ро интихоб намудам. Ин шоҳи одилу раиятпарвар, хирадманду мардумнавози Оли Сосон, ки аз ҷониби бузургони ҳамаи давру замон ва навъу маконҳо



# Маҷлиси комитет

Дар маҷлиси президиуми Комитети тоҷикистонии якдилии мамлакатҳои Осиё ва Африка қарор шуд, ки 9 июни соли 1990 дар шаҳри Душанбе конференцияи республикавии ҳисоботу интихобӣ [illegible] намудани ҳуқуку мустақилияти комитетҳои республикавии якдилии мамлакатҳои Осиё ва Африка дахл доранд, муҳокима кард.

Иштироккунандагони маҷлис ба муносибати 12-сола...

Аз 19 то 25 марти соли равон дар шаҳри Тошкент ба ифтихори 70-солагии Донишгоҳи давлатии Тошкент ба номи В. И. Ленин ҷашнвораи донишгоҳҳои Осиёи Миёна ва Қазоқистон сурат гирифт. Гурӯҳи 32-нафараи донишҷӯён аз ДДТ ба номи В. И. Ленин бо роҳбарии муовини котиби кумитаи комсомоли донишгоҳ Аълохӯҷаи Иноят дар ҷашнвораи мазкур иштирок доштанд. Барномаи танзимдодаи кумитаи ташкилӣ ҷолиби диққат буд: Сӯҳбат дар мавзӯи мушкилоти ҷамъиятиву сиёсӣ, ҷашни Наврӯз, конференсияҳои илмӣ, озмуни «Оилаи донишҷӯ», ҳунарнамоии дастаҳои ҳунарӣ... Донишҷӯёни Тоҷикистон дар ҳамаи чорабиниҳо ширкат варзиданд. Мухбири ҷамоатии мо, ки дар ин ҷашнвора иштирок дошт, бо чанде аз онҳо ҳамсӯҳбат шуд.

— Андешаи Шумо перомуни танзими чунин ҷашнвораҳо?

**Аълохӯҷаи ИНОЯТ:**

— Ба назари мо гузаронидани ин гуна идҳо барои фароғати маънавии донишҷӯён аз фоида холӣ нест. Ҳайати вакилони мо бо барномаҳои рангин дар ин ҷашнвора хотири иштирокчиёнро шод гардонданд. Онҳое, ки маърӯзаи илмӣ пешкаш карданд, низ қадр шуданд.

**Амони ХОЛИҚНАЗАР, роҳбари ансамбли «Наврӯз»-и донишгоҳ:**

— Назар ба ҷашнвораҳое, ки солҳои пешин гузаронида мешуд ин ҷашнвора бартарии зиёде дорад. Бояд зикр кард, ки он тарзи гузоришии худро дошт. Ин аз ташаббускории ҷавонону роҳбарияти донишгоҳ вобаста буд. Кори кумитаи комсомолии донишгоҳи Тошкент лоиқи таъриф аст. Зеро ҳар як узви кумитаи комсомол фаъолиятмандии худро дар тарзи корбарию коргузорӣ нишон дод.

Ин гуна маъракаҳо барои таҳкими дӯстии ҷавонон заминаи мустаҳкаманд.

— Оё дар чунин ҷашнвораҳо ба тариқи конференсияи илмӣ сурат гирифтани маърӯзахонӣ зарур аст? Ва агар зарур бошад, чаро Шумо маҳз мавзӯи «Образи Анӯшервони Одил»-ро интихоб намудед?

**Ҷаъфари МУҲАММАДЗОДА, донишҷӯи соли 2-юми факултети филологияи тоҷики донишгоҳ.**

— Зарур медонам, зеро ин як навъ мубодилаи афкор ва муҳовараи илмист, ки барои пайванду робитаи ҷавонони мо бо ҷавонони ҷумҳуриҳои бародар ва мамолики хориҷ кӯмак мерасонад. Ба ин муносибат ман маҳз мавзӯи «Образи Анӯшервони Одил»-ро интихоб намудам. Ин шоҳи одилу раиятпарвар, хирадманду мардумнавози Оли Сосон, ки аз ҷониби бузургони ҳамаи давру замон ва навъу макона ҳо чун ягона шоҳи одил эътироф шудааст, бешубҳа намунаи беҳтарини образи Инсони Комил дар адабиёти классикии форсу тоҷик мебошад.

— Дар бораи озмуни «Оилаи донишҷӯ» чанд сухан мегуфтед?

**Асадуллои ҲИКМАТ, донишҷӯи соли 4-уми факултети иқтисодии ДДТ ба номи В. И. Ленин.**

— Озмуни «Оилаи донишҷӯ» хеле шавқовару самимӣ гузашт. Ману оилаам Шоира оилаи донишҷӯи тоҷикро муаррифӣ намудем. Шартҳои озмунро пурра иҷро намуда ба саволҳои жюрӣ ҷавоб гуфтем. Ин буд, ки баромади мо бо дипломи ҷашнвора қадр карда шуд.

Гузаронидани чунин ҷашнвораҳо шарт ва зарур аст. Ин гуна идҳо барои равнақу такомули дӯстии ҷавонони Иттиҳоди Шӯравӣ заминаи боэътимодеро фароҳам меоранд. Ва чунонки Бедили бузургвор фармуда:

**Зиндагӣ бо дӯстон айш асту**
**танҳо оташ аст,**
**Шох аз гулбун ҷудо масруфи**
**гулхан мешавад.**

**Меҳриддин ҒИЕСӢ.**



**Механизаторони колхози ба номи Ленини ноҳияи Восеъ ба даравн юнучқа ва маъсар шурӯъ карданд. Алафҳои даравида фавран барои хӯрок ба чорво фиристода мешавад. Онҳо ният доранд, ки аз ҳар гектар замин зиёда аз 300 центнер алафи тар ғун кунанд.**

**ДАР АКС: лаҳзае аз дарав.**

**Суратгир А. МИРЗОЕВ.**

...нин як-ду бор, баъзеашонро бештар истифода бурдааст. Якумин тахаллуси адабии Ленин «К. Тулин» буд, ки вай ба ҳамин ном соли 1895 мақолаи худро бо сарлавҳаи «Моҳияти иқтисодии народникҳо ва танқиди онҳо дар китоби ҷаноби Струве» чоп кунондааст. Ленин бо ҳамин та... ...ҳар яки ин имзоҳо саҳифаҳои рахшони ҳаёт ва фаъолияти пешвои синфи коргари байналхалқӣ ва тамоми меҳнаткашони ҷаҳон истодааст.

**Мӯъмини УСМОН,**
**муаллим-методисти мактаби миёнаи № 7,**
**ш. Ленинобод.**

## Маҷлиси комитет

Дар маҷлиси президиуми Комитети тоҷикистонии якдилии мамлакатҳои Осиё ва Африка қарор шуд, ки 9 июни соли 1990 дар шаҳри Душанбе конференсияи республикавии ҳисоботу интихобот гузаронда шавад.

Президиум масъалаҳоеро, ки ба минбаъд ҳам вусъат додани бозсозӣ дар структураю фаъолияти ҳаракати якдилии Африкаю Осиё, мустаҳкам намудани заминаи иҷтимоии он аз ҳисоби ҷалб кардани фаъолони нав, зиёд намудани ҳуқуқу мустақилияти комитетҳои республикавии якдилии мамлакатҳои Осиё ва Африка дахл доранд, муҳокима кард.

Иштироккунандагони маҷлис ба муносибати 12-солагии Инқилоби савр ба ташкилоти сулҳ, якдилӣ ва дӯстии Афғонистон телеграмма фиристоданд, дар он изҳори орзу карданд, ки дар замини бисёр азобу машаққатдидаи афғонҳо ҳарчӣ зудтар сулҳу осоиш муқаррар гардад.

**ТоҷикТА.**

# КӮШИШИ ЯКҶОЯ

Ба истиқболи Анҷумани XXV ИЛКҶ Тоҷикистон қадам зада, баъзе масъалаҳои «пурҳарорати» рӯзро, ки ба ҳамаи мактаббачагон ва донишҷӯён дахл доранд, мехоҳам мавзӯи мубоҳиса пешкаш намоям.

**Назари сӯҳбат шарти аввал пешкаш мегардад.**

Баромади котиби аввали КМ комсомол О. Ёқубов дар пленуми XVIII КМ Ҳизби Коммунисти Тоҷикистон ба баъзе проблемаҳои имрӯзаи ҷавонон ва роҳҳои ҳалли онҳо бахшида шудааст. Иқтибоси «...мақому аҳамияти донишҷӯёнро дар ҷамъият ҳатман муайян карда, масъалаи иҷтимоии онҳоро ҳал намудан зарур аст» ба дарк кардани шароитҳои имрӯза ҳидоят мекунад.

Маълум аст, ки дар ҷумҳурӣ проблемаҳои ниҳоят тезу тунд вуҷуд доранд. Мисоли онҳо проблемаҳои бекорӣ, музди ночизи меҳнат (алалхусус дар хоҷагиҳои аз ҷиҳати иқтисодӣ зараровар), муҳофизати муҳит, ҳифзи модару кӯдак, истеҳсол, нархгузорӣ ва сифати молҳо барои ҷавонон ва ғайраҳо. Барои роҳӣ ёфтан аз ин шароитҳо лоиҳаи Концепцияи худмаблағгузорӣ ва худтаъминкунии республика пешбинӣ шуда, имконияти даровардани иловаю дархостҳо дар ин ҳуҷҷат ба ҳар шахс фароҳам оварда шуда буд. Албатта, аз такрор ба такрор гуфтани ин проблемаҳо онҳо худ аз худ кам намешаванд. Баҳри ҳалли ин масъалаҳо кӯшиши якҷоя мебояд. Кӯшиши якҷоя маънои ёфтани рагҳои бо ҳам пайваст, хоҳиши тараққии оянда и диёрро ҳидоят мекунад.

Барои дастиёрӣ мо ба чӣ қодирем ва қодир буда метавонем? Роли ташкилотҳои комсомолӣ дар чист? Баъзе мулоҳизаҳо барои афкори якҷоя ва ҷустуҷӯи эҷодӣ.

Беҳтарин ҳадяи соли 1989 ин ба забони тоҷикӣ додани мақоми давлатӣ мебошад. Ҳар фарди ҷумҳурӣ бояд ин мақомро дарк ва эҳтиром кунад. Мо, ҷавонон, низ бояд дар ин кор намуна бошем. Бо ин мақсад таклифи бо ташаббуси донишҷӯёни донишгоҳу донишкадаҳо ва муаллимони пуртаҷриба дар мактабҳои миёна ташкил намудани маҳфили махсуси **«Санъати суханварзӣ»** пешниҳод карда мешавад. Ин маҳфил барои равнақи тарзи сухангӯӣ, баёни озодонаи фикр ёрии амалие расонда метавонад. Алалхусус, баҳри проблемаҳои гуфтугузор вобаста ба мафҳумҳои техникӣ, тиббӣ, иқтисодӣ ҷолиби диққатанд. Чунин ақидаро дар асоси таҷрибаи хеш мебинам. Масалан, соли аввал аст, ки дар Донишкадаи политехникии Тоҷикистон барои ихтисоси меъморӣ гурӯҳи тоҷикӣ кушода шудааст. Банда аз фанни «Масолеҳшиносии меъморӣ» дар ин гурӯҳ дарс мегӯям. Дар ҳар қадам ҳис карда мешавад, ки донишҷӯён фикрҳои худро равон баён карда наметавонанд, нутқи бурро надоранд. Охир ширинии сухан аз нутқи бурро ҳувайдо мегардад. Ба таги мубтадо як хат ва хабар ду хат кашиданро аз худ кардан мумкин, лекин сухан варзиданро бояд омӯхт ва боз омӯхт. Таваҷҷӯҳи кас меояд аз суханронии одамони мамлакатҳои ба мо ҳамсоя — Афғонистону Эрон. Ташкили маҳфилҳои «Санъати суханварзӣ» ҳамчун гузориши баҳснокн масъала аст. **Ин маҳфил чӣ гуна бошад ва ташкил шавад?** Ё ки ин фикрро инкор кард (?). **Бигузор доири ин масъала донишҷӯёни донишкадаҳои ҷумҳурӣ ибрози сухан кунанд.** Чунин равнақи корро агар ҳар як донишҷӯй дар мактабҳои миёна ташкил мекард, ин иқдоми бузурге мешуд. Ин гуна пайравиро дигар донишҷӯён низ вобаста аз ихтисос ва интихоби касб ба роҳ монда метавонанд. Ҳангоми ба тарзи нави хоҷагидорӣ гузаштани ноҳияҳо чунин корпуси болаёқати кадрҳо лозим мешавад. Дар хотир бояд дошт, ки ҳар донишҷӯй имконияти фардои ҷумҳуриро дар шароитҳои нави хоҷагидорӣ бояд хуб дарк кунад, огоҳ бошад ва пайваста ҷустуҷӯи эҷодӣ барад. Ба ин мақсад, тайёр кардани кадрҳо на танҳо дар дохили ҷумҳурӣ, балки берун аз он низ оғоз хоҳад гардид. Эҳтимолияти кушодани дарвозаҳои Шарқ ва зарурияти тайёр кардани ихтисосмандон дар мамлакатҳои тараққикардаи ҷаҳон низ фароҳам хоҳад гардид.

Аз мақолаи С. Зиёӣ «Чӣ ҳол дорӣ, муаллим?» («Тоҷикистони советӣ», 19 январи соли 1990) дар бораи мутахассиси ҷавоне, ки аз ӯҳдаи адади 7-ро ба 4 ҷамъ кардан намебарояд, сабақ бояд омӯхт. Бори дигар такрори хоҳиши гузаштаро ба ҷо меорем — кор дар шароити нав маданияти навро талаб мекунад.

Маданияти нав бошад, омӯзиш ва тарғиби донишҳои ба иқтисодиёту равобитаҳои илмӣ ба истеҳсолотро ба вазъи аввал мегузорад.

Таҷриба ва корҳои шудаистодаи ташкилотҳои комсомолӣ ва донишкадаҳои республика нишон медиҳад, ки мактаббачагон ва донишҷӯён дар ҳалли проблемаҳои иқтисодӣ ва иҷтимоии республика саҳмгузор шуда метавонанд. Барои бурдани ин корҳо ҳамаи шароитҳои ҳуқуқӣ фароҳам оварда шудааст. Дар мактабҳо иштироки худро хонандагон метавонанд бо ташкили иттиҳодияи меҳнатии мактаббачагон муайян намоянд. Ташкили кооперативҳо дар мактабҳои миёна низ иҷозат дода шудааст. Адади ин гуна кооперативҳо ҳоло қариб ба 20 адад расидааст. Дар мактабҳои олӣ бошад, имкониятҳо боз ҳам меафзоянд. Марказҳои илмӣ-техникии худмаблағгузор, бюроҳои конструксионии донишкадаҳо, клуби олимон ва мутахассисони ҷавон ва ғайраҳо. Чӣ дар мактабҳо ва чӣ дар донишкадаҳо коргузориро аз рӯи **ҳавасмандгардонии пулӣ** ба роҳ мондан мумкин аст. Таҷрибаи аз хурдӣ дар натиҷаи меҳнат дарёфти маблағ дар аксарияти мамлакатҳо натиҷаҳои мусбӣ медиҳанд. Чунин ақидаро гурӯҳи мактаббачаҳои ш. Душанбе, ки ба Штатҳои Муттаҳидаи Америка барои таҷрибаомӯзӣ рафта буданд, тарафдорӣ мекунанд. Аз рӯи мушоҳидаҳои ҳамсолонашон мактаббачаи амрикоӣ ҳатто барои харидани компютер аз рӯи маблағи меҳнати кардаи худ қодир аст. Масъалаи зарурин ҳаёт боз хароҷоти маош мебошад. Ин ҳам дарси зиндагист.

Пӯшида нест, ки донишҷӯй назари маоши падару модар чандин маротиба зиёд сарфакор аст ва ба ин сарфакорӣ нигоҳ накарда худро «гуруснаи доимӣ» меҳисобад. Биёед дар ин мавзӯъ низ баҳс кунем, махзанҳои «ниҳонӣ»-и якдигарро бифаҳмем. Ҳатто дар мавзӯи **«Роҳҳои дурусти истифодаи стипендия** (идрор)**»** конкурс низ гузаронем. Мавзӯи идрор мавзӯи баҳснок буда гуфтугузори алоҳидаро талаб мекунад. Дар пленуми XVIII КМ ҲКТ ин масъала равшан нишон дода шудааст. Қарорҳои қабулкардаи Форуми донишҷӯёнро оид ба ҳама масъалаҳои иқтисодию иҷтимоии донишҷӯён шӯъбаи таълими ҷавонони ИЛКҶ Тоҷикистон зери назорат дорад ва барои ҳалли онҳо кӯшиш карда истодааст. Натиҷаҳои аввали кор боварибахшанд.

Ҳанӯз ҳангоми таҳсил донишҷӯён метавонанд дасти ёрӣ ба истеҳсолот расонанд. Яке аз роҳҳои аз ҳама муфид ин коркарди корҳои курсию дипломии донишҷӯён ба шароити муайяни корхонаю хоҷагиҳои ҷумҳурӣ мебошад. Дар ҳама донишкадаҳо ин гуна шароитҳо мавҷуд аст. Дар ин марҳала пайваста корҳои донишҷӯён ва мактаббачагонро ҳангоми таҷрибаҳои истеҳсолӣ ба ҷо овардан мумкин аст. Чи хеле ки маълум аст, мактаббачаҳо дар вақти таътили тобистона дар иттиҳодияҳои меҳнатӣ, ки участка ва корхонаҳои махсус ҷудо карда шудааст, меҳнат мекунанд. Дар донишкадаҳои олӣ бошад, гузаронидани таҷрибаҳои истеҳсолӣ. Масалан, гурӯҳи донишҷӯёни донишкадаи кишоварзӣ навъи нави пахтаро ва ё дигар маҳсулотҳои сергизои хӯроквориро кор карда баромаданд. Онҳо метавонанд майдончаҳои истеҳсолии мактаббачагонро ҳамчун замини таҷрибасанҷӣ истифода баранд. Ин метавонад ба мактаббача мафҳуми «Илм ба истеҳсолот»-ро кушояд. донишҷӯй бошад таҳлили кори илмӣ-истеҳсолиро барад. Ин гуна корҳоро, ки ба истифодаи муфиди замину баланд бардоштани ҳосил ва ҳифзи он равон гардидааст «Асосҳои Қонунгузории Иттиҳоди ҶШС ва ҷумҳуриҳои иттифоқ дар бораи замин» пешбинӣ кардааст. Мисол, дар моддаи 42 нисбати сариштаю тартиби ҳифзи замин оварда шудааст, ки, «Заминдорон ва истифодакунандагони замин, аз ҷумла иҷоракорон тадбирҳои зеринро меандешанд... Барқарор ва зиёд кардани ҳосилхезии замин, инчунин хосиятҳои дигари замин... Ҳифзи замин аз эрозияи обу шамол, сел, аз обпахшкунӣ... процесси дигари харобшавӣ». Беҳтарин усулҳои пешгирии ин ҳодисаҳоро омӯхта бо ёрии омӯзгорон ва мутахассисони соҳавӣ таҷрибаомӯзӣ намуда, дастгири ҳақиқии деҳқон шудан барои донишҷӯёни донишкадаи кишоварзӣ имкониятҳо меорад. Мисолҳои пайванди кори якҷояи донишҷӯён ва мактаббачагон гуногунанд, ин аз хоҳиш ва амри дил вобаста аст. Кадом коре пеш гирифта нашавад, шарти асосӣ дар ҳама ташаббусҳо бояд ба даст овардани мақсад (бигузор натиҷаи ниҳоят хоксорона) гардад. Ба ин масъалаҳо метавонанд донишҷӯёни Донишгоҳи давлатии Тоҷикистон, донишкадаҳои политехникӣ ва кишоварзӣ кори якҷоя баранд. Барои мисол яке аз ноҳияҳоро ҳамчун манбаи таҷрибавӣ қабул карда, як гурӯҳи донишҷӯён ба таҷрибаомӯзии роҳҳои боғпарварӣ ва серҳосил намудани намудҳои зироати хоҷагии қишлоқ, гурӯҳи дуюм кашидани лоиҳа ва гузаронидани таҷрибаҳои меъморию хонасозӣ, гурӯҳи дигар таҳлили кори иқтисодии корхонаю колхозу совхозҳо ва ғайраҳоро ба ӯҳда гиранд. Дар якҷоягӣ ин ташаббус ба ташкил намудани «Ассоциацияи донишҷӯёни ҷумҳурӣ» мусоидат хоҳад кард. Таҷрибаи ҳақиқӣ метавонад ҳама ниҳониҳои касби пешгирифтаро кушояд. Чунон ки шоир гуфтааст:

**Бирав аз таҷрибаи рӯзгор**
**баҳра бигир,**
**Ки баҳри дафъи ҳаводис**
**туро ба кор ояд.**

Дар ташкили ассоциацияҳо бояд пеш аз ҳама аълочиёни таҳсил, лауреатҳои стипендияҳои махсус ташаббус нишон диҳанд. Чунин гурӯҳҳо метавонанд бо ҳамкории шӯроҳои олимону мутахассисони ҷавон ва ташкилотҳои комсомолӣ дар ноҳияҳо маҳфилҳои «Ҳуқуқ ва ҷавонон», «Шароитҳои иқтисодии ноҳия», «Маҳфили мутахассисони соҳавӣ» ва ғайраҳо ташкил кунанд. Мақсади асосии ин маҳфилҳо муҳофизати манфиатҳои ҷавонон, дарк кардани шароитҳои мавҷуда, эҳтиром ва иҷрои Қонунро дар бар гирад.

**Симои меъмории шаҳрҳою деҳаҳо мероси маданият ва таърихнанд.** Дар ин марҳала донишҷӯён ба чӣ қодиранд ва чӣ хел кор бурда метаво...

Нома ба рӯзнома

## Мадад мепурсем

Ман ҳар як шумораи рӯзномаи дӯстдоштаам — «Ҷавонони Тоҷикистон»-ро бесаброна интизор мешавам. Ҳар саҳифаи онро бо шавқ мутолиа мекунам. Аммо баъзан ба фикр фурӯ меравам, ки чаро дар бисёр ҷойҳо ҷавононро дастгирӣ намекунанд? Рӯзи 7 март шумораи рӯзномаро аз дасти падарам гирифта «Зулайхо» ном мусоҳибаеро мутолиа кардам. То охир онро хонда хостам фикри худро ба шумоён нависам.

Зулайхо-апа рост мегӯянд. Агар дар байни як-ду хоҷагӣ фабрикаи дӯзандагӣ ё тоқидӯзӣ ва ё дигар корхонаҳои калон филиалҳои худро кушоянд хеле хуб мешуд. Охир чандин ҳазор нафар духтарон ҳар сол мактабҳои миёнаро хатм мекунанд. Ва бисёре аз ин духтарон бекор, хонанишин мешаванд. Фақат дастшуморе ба мактабҳои олӣ медароянду халос.

Ман ... када рафтам, вале аз имтиҳон гузашта натавонистам. Баъд ба кори саҳро баромадам. Кори саҳро барои духтарон хеле душвор аст. Дар ҳавои тафсон каланд мекунию ҳамагӣ 80 — 90 сӯм пул мегирӣ. Рӯзи истироҳатро бошад ёд надоштем. Рӯзе ҳамсоядухтар ба наздам омада дар бораи кушода шудани курси шашмоҳаи пулакии дӯзандагию бурандагӣ хабар расонд. Ва мо хурсандона ба ин курс дохил шуда, хонда тамом кардем. Дар ин курс 28 нафар занону духтарон хонда шаҳодатнома гирифтанд. Вале як сол мешавад, ки бо чунин шаҳодатнома бекорем. Мо ҳам мехоҳем ба халқ хизмат карда ҳунарҳои худро нишон диҳему ба модарони меҳрубону хоҳарони азизи худ куртаҳои миллии тоҷикии худро дӯхта пешкаш кунем.

Бинобар ин аз шумо мадад мепурсем, рӯзномаи азиз.

**К. ШАРИФОВА,**
**деҳаи Меҳрош, колхози «Коммунизм»-и ноҳияи Конибодом.**

# Ҷашнвораи радиои тоҷик

**ХАБАРИ МУСАВВАР**

Моҳи апрели соли равон радиои тоҷик 60-сола шуд. Дар ин мӯҳлат кормандони он исбот намуданд, ки радио минбари ҳаққонии халқ буда, рӯзгору ҳаёти варо хуб инъикос менамояд. Дар зарфи шаст сол ҳазорҳо ихтисосмандони миллӣ аз мактаби маҳорати касбии радио гузашта, дар рушду камоли он саҳмгузорӣ кардаанд. Имрӯз радиои тоҷик ҳам журналистону ҳам кормандони техникии миллии хешро дорад, ки ҳамеша омодаанд ба хизмат.

**ДАР АКСҲО:** 1. Маърифат Холиқова дар зарфи 30 соли кораш яке аз коргардонҳои чирадасти сабти овози радиои тоҷик гардидааст. 2. Танзимгари ҷавон Салима Ризоева ва хабарнигори фаъол Ӯлмаси Одил барномаи навбатии «Паёми рӯз»-ро сабт мекунанд.

матн ва аксҳои
Эмоми НАЗАРИЕН.








# «Ҳар бор чағоне гирифта...»

**(АЛҲОН ВА ОЛОТИ МУСИҚИИ ҚАДИМА ДАР АШЪОРИ ШАМСИ ТАБРЕЗӢ)**

Мусиқӣ таърихи басо ғание дорад. Мусиқии замони Сосониён тараққиёти босадое дошт. Мусиқидонони ин замон Борбад, Накисон, Бомшод, Ромтин ва Саркаш дар илм нақши азиме доштанд. Махсусан Борбад ба танҳоӣ 360 оҳанги мусиқӣ сохта буд, ки он заминаи мусиқии классикии «Дувоздаҳмақом»-ро фароҳам овард ва ба рукни мусиқии асрҳои миёнаи Ҳуросону Мовароуннаҳру Эрон асар кардааст ва ҳамчунин ин мусиқӣ ба мусиқии арабӣ низ таъсири фавқуллода расонидааст.

Доктор Парвиз Нотили Хонларӣ дар яке аз мақолаҳои худ менависад: «Мусиқии арабӣ сохта ва пардохтаи эрониёне монанди Иброҳими Мавсулӣ ва писари номдораш Исҳоқ аст. Ҳатто имрӯз аз маҷмӯи истилоҳоти мусиқии арабӣ наздик ба ду сулс ё алфози форсӣ аст ва алфозе, ки аз рӯи қолаби калимоти форсӣ рехта шудааст».

Баҳроми Гӯр низ чандин мусиқоронро аз Ҳинд ба мамлакати худ оварда буд. Ҳамаи ин гувоҳи он аст, ки дар қадим ба мусиқӣ эътибори хосе медоданд. Олотҳои мусиқии зиёдро бархурд кардан мумкин аст, ки он аз инкишофи мусиқӣ ва дилбастагии мардум ба ин санъатро равшан месозад. Аз олотҳои мусиқии қадим чанг, табира, кӯс, карно, ҷом, барбат, танбур, рубоб, камонча, сетор, дутор, сантур ва қонун, сурно, ной... ва гуркаро, ки дар замони худ маълум буданд, то ба ин рӯзҳо расидаанд.

Ҳамчунин алҳони зерин: Раҳовӣ, Ироқ, Сипоҳон, Зангӯла, Зерафкан, Рост, Ҳусайнӣ, Ушшоқ, Дугоҳ, Бӯсалик, Чоргоҳ, Моя ва ғайра дар қадим маълум буданд.

Мусиқадонони қадим аз ин асбобҳо лаҳнҳои ҷудогонаеро сохтанд, ки он ба дили мардум роҳ ёфта, мерос замонеро тай менамуд ва умри тӯлонӣ медид. Ин меҳр ба шеър низ дохил шуда буд. Шоирон дар сурудаҳои худ аз он олотҳо ва лаҳнҳо ёдовар мешуданд ва пазириши худро ба воситаи каломи бадеъ ифода месохтанд. Аз ҷумла Шамси Табрезӣ дар ғазалҳои худ аз он лаҳнҳо ва олотҳои мусиқие, ки қаблан дар байни мардум машҳур будааст, ёдовар шудааст ва онҳоро дар мавориди лозима истифода (дар шеър) намудааст, ки чанде аз он абётро пешкаши хонандагони арҷманд мегардонем.

Раҳо кун ин суханҳоро, бизан, мутриб, яке парда
Рубобу даф ба пеш овар, агар набвад туро сурно.

* * *

Мо чанг задем аз ғам, дарёб руҳони мо,
Эй даф ту бинол аз дил, в-эй най ту ба фарёд о!

* * *

Тан ар кард фиғоне ӯи ғами суду зиёне
Зи туст он-к дамидан на ӯи сурност[1], худоё.

* * *

Туро чу навҳагаре дод, навҳаи май кун,
Маро чу мутриби худ кард дар дамам сарно.

* * *

Дурам зи назар, феълам бинигар,
То бӯй бувад бар уд[2] гуво...

* * *

Тири аъзам бар он шуд офтоб,
К-ӯ дар оташ хона дорад бе луғуб[3].

[1]. Сурной — нои баланд бузург буда, монанди най навохта мешавад, ки онро сарной ё сурной ва нои туркӣ ва нои румӣ ва сарғин низ гуфтаанд.

[2]. Уд — ҷӯб, номи яке аз олоти мусиқӣ ва дар инҷо ба маънии дарахтест дар Ҳинд, ки ҷӯби онро дар оташ месӯзондаанд, то бӯи хуш диҳад.

[3]. Луғуб — панҷаи инсон, чанголи даррандагон ва низ ба маънии куллобу ҳар чизи хамида, мунҳанӣ минқори паррандагон ва дар инҷо ба маънии яке аз олотҳои мусиқии қадим.

* * *

Ҳар дил ки ба чанги ӯ дарафтод,
Чун чанг ҳамеша дар хурӯш аст...

* * *

Ҳар бор чағоне гирифта,
К-ӯ мунтазири ишорати мост.

* * *

Эй чанг пардаҳои «Сипоҳон»-ам орзуст,
В-эй ной, нолаи хуши сӯзонам орзуст.
Дар пардаи «Ҳиҷоз» бигӯ хуш таронае,
Ман ҳудҳудам сафири «Сулаймон»-ам орзуст.
Аз пардаи «Ироқ» ба «Ушшоқ» тӯҳфа бар,
Чун «Рост»-у «Бӯсалик»-и хушилҳонам орзуст.
Оғоз кун «Ҳусайнӣ» зеро ки «Моя» гуфт,
К-он «Зери Хурд»-у «Зери Бузургон»-ам орзуст.
Дар хоб кардай зи «Раҳовӣ» маро, кунун
Бедор кун ба «Зангӯла»[1]-ам к-онам орзуст.

* * *

Бихуфт чашми Маҳмуд, занф гашт рубоб,
Махсаби ганҷ ӯи дасти ин сухан агар зар нест...

* * *

Диламро нолаи сурной бояд,
Ки аз сурной бӯи ёр ояд.

* * *

Аз ту «Дугоҳ» хоҳанд, ту «Чоргоҳ» баргӯ,
Ту шамъи ин сарой, эй хуш ки месарой.

(Калимаҳое, ки дар нохунак ҳастанд, лаҳнҳои мусиқии классикист).

* * *

Эй зӯҳраи музайян, з-ин ҳар ду як наво зан,
Ё пардаи «Раҳовӣ» ё пардаи раҳой...

* * *

Хонаи бе ҷом нест хубу мунаввар,
Роҳи «Раҳовӣ» бизан, ки з-ӯст раҳой...

* * *

Ба ҳаққи он лаби ширин, ки мезанӣ дар ман,
Ки ихтиёр надорад ба нолаи ин сурно.

[1]. (Номҳои мақом ва шӯъбаҳо аз «Дувоздаҳмақом», ки баъдтар ба «Шашмақом» ихтисор шудааст).

Гирдоваранда Қозии МАХДУМ.

# Гуфтугӯ бо Саттор



Ҳанӯз як сол ҳам нашудааст, «Ҳасан Сатторпур», ки тарафдоронаш ӯро бо номи «Саттор» мешиносанд, бо иҷрои тақрибан даҳ тарона ба шӯҳрати чашмгире даст ёфтааст.

Ҳамсафар танҳо нарав
Биё то бо ҳам бирем.
Сарнавиштамун яке аст
Ҳардумун мусофирем....

Ва ба ин тартиб «Саттор» бо сурудани ин тарона қадам дар роҳи шӯҳрат гузошт. Саттор пас аз ин тарона нӯҳ оҳанги дигар иҷро кард, ки тақрибан ҳамаи онҳо дар радифи оҳангҳои пурфурӯши рӯз буд. Ба хотири ҳамин пас аз як сол, ки аз фаъолияти «Саттор» мегузарад, гуфтугӯе бо ӯ доштаем, ки аз назаратон мегузарад:

**— Ба таври куллӣ хонандагиро аз чӣ вақт шурӯъ кардӣ?**

САТТОР: Ба таври ҳарфаӣ се сол пеш. Ман он замон бо оқои Бобак Баёт ошно шудам ва кори хонандагиро бо хондани таронаҳое дар сериёлҳои телевизиун «Хона ба дӯш ё қиссаи ишқ» оғоз кардам.

**— Пеш аз он се сол ҳеҷ ба кори хонандагӣ мепардохтӣ?**

САТТОР: На, ман пеш аз он фақат барои дили худам овоз мехондам ва пеш аз ҳар чиз ба футбол алоқа доштам, вале ҳар вақт фурсате пеш меомад, дар меҳмониҳои хусусӣ ва дар ҷамъи дӯстон овозе ҳам мехондам.

**— Аз аввалин таронае, ки бо он ба шӯҳрат расидӣ («Ҳамсафар») баъд чанд оҳанги дигар иҷро кардаӣ?**

САТТОР: Ба ғайр аз «Ҳамсафар» даҳ оҳанги дигар иҷро кардаам, ки яке дутои он ҳанӯз пахш нашудааст.

**— Кадом яке аз таронаҳои худатро бештар меписандӣ?**

САТТОР: Ҳама оҳангҳоямро дӯст дорам, вале хондани оҳанги («Зиндагӣ») оқои Абдулваҳҳоб Шаҳидиро шоҳкори корҳои худам медонам ба хусус, вақте бидуни оҳанг онро иҷро мекунам.

**— Чаро?**

САТТОР: Чун ба хондани ин тарона он ҳам бидуни оҳанги қудрати садоям ва ин ки хуб аст ё бад, дар он ба хубӣ мушаххас мешавад ва ин ҷавоби хубе аст барои онҳое, ки фикр мекунанд ман бо мусиқии асили иронӣ ошноӣ надорам.

**— Ҳангоми хондани ин тарона чӣ эҳсос дорӣ?**

САТТОР: Ба ҳеҷ чиз фикр намекунам, ман бо каломи эҳсосам ин таронаро мехонам ба тавре, ки вақте онро ба поён мерасонам, эҳсоси хастагии шадиде мекунам.

**— Дар байни хонандагони ҷадиду қадим (наву кӯҳна — А. А. Ҳ. А.) касеро ҳам рақиби худ медонӣ?**

САТТОР: На, ба ҳеҷ ваҷҳ, чун ман сабки кори мушаххасе дорам ва ба ҳамин далел на ман рақиби хонандае ҳастам ва на хонандаи дигаре рақиби ман.

**— Аз худат бигӯ, чанд бародар дорӣ ва чанд хоҳар?**

САТТОР: Мо аз як хонавода ҳафт нафар ҳастем, ки ба ғайр аз худам ду бародар, ки яке бузургтар ва дигари кучактар аз худам аст. Ва ду хоҳар дорам ки ҳамагӣ бо падар ва модарамон зиндагӣ мекунем.

**— Чанд сол дорӣ?**

САТТОР: Моҳи гузашта поёни бистушашсолагии худамро ҷашн гирифта ва ҳоло бистуҳафт сол дорам.

**— Тарафдорони садоят бароят номаҳо медиҳанд?**

САТТОР: Ба таври мутавасит ҳафтаҳое даҳ то понздаҳ ба дасти ман мерасад, ки ман ба ҳамаи онҳо ҷавоб медиҳам, дар номаҳои аксар аз ман акси ин ҷо шуда мехоҳанд.

**— Саттор, ҳоло ки ба шӯҳрат расидаӣ, вазъи рӯҳӣ ва ахлоқи ту бо собиқ (дӯстон) фарқе ҳам кардааст?**

САТТОР: Бале, фарқ карда ба ин тартиб, ки чун эҳсос мекунам ҳоли ҳозир дӯстон ва ошноёнам ва онҳо ки маро мешиносанд, таваҷҷӯҳашон ба ман бештар ҷалб шудааст, саъй мекунам хеле бештар аз собиқ мутаваҷҷеҳ ва меҳрубон бошам, вақте яке аз дӯстонам аз ман мехоҳад то дар ҷашнаш иштирок кунам ва барномае иҷро кунам. Вақте ба ӯ қавл медиҳам ҳар пешниҳоде, ки барои он соат ба ман баррасад, ҳар чӣ қадар ҳам ки пул бидиҳанд, қабул намекунам. Ҳамеша саъй мекунам дар бархурд бо дигарон аввалин касе бошам, ки салом мекунам.

**— Назарат дар мавриди ҳарифҳое ки иддаои пушти саҳрат мезананд, чист?**

САТТОР: Аввало хело ҳасосият нишон медодам, вале ҳоло дигар бароям оддӣ аст, онҳо ки маро аз наздик мешиносанд, ман чӣ тавр одаме ҳастам, медонанд.

**— Назарат дар мавриди ишқ ва ошиқӣ ва издивоҷ чист? Дар фикри издивоҷ нестӣ?**

САТТОР: Ҳоло тасмим ба издивоҷ надорам, чун мехоҳам аввал дарсамро тамом кунам ва баъд ки ба вазъи зиндагии худ сарусомон додам ва эҳсос кардам метавонам бори масъалаи зиндагӣ, заношӯиро ба дӯш бикашам он вақт издивоҷ мекунам.

**— То ба ҳол ошиқ шудаӣ?**

САТТОР: Магар мешавад яке баъд аз бисту шаш сол ман ошиқ нашуда бошам? Бале, ошиқ шудаам, вале ин ишқ марбут ба чанд сол пеш буд ва хеле ҳам романтикӣ буд, вале дар ҳоли ҳозир фақат ошиқкор ҳам ҳастам.

**— Типи духтар мавриди алоқаат чист?**

САТТОР: Типи хосе мавриди назарам нест, вале ман хеле мушкилписанд ҳастам, агар рост бигӯем як духтари хуб ва меҳрубон ва қашанги бо чашму абрӯи мушкӣ ва мӯйҳо баланд шояд рӯзе ки бихоҳам издивоҷ кунам, ошиқи духтаре бо чашмҳои обӣ, мӯйҳои баланди сиёҳаш шавам. Ба ҳар ҳол ҷавоби дақиқе барои ин савол надорам.

**— Тафреҳ ва саргармии ту чист?**

САТТОР: Футбол ва шино. Ман дар ҳар вақте ба яке аз ин ду варзиш мепардозам.

**— Замзама мекунӣ?**

САТТОР: Маъмулан оҳангҳоро ки худам хондаам ва ё дар тамрини онҳо ҳастам. Вале агар хеле хаста бошам, вақте ба хона мерасам дари утоқро мебандам ва чанд дақиқае фарёд мекашам ва ба ин тартиб хастагиро аз тани худам хориҷ мекунам.

**— Пулҳоятро чӣ кор мекунӣ?**

САТТОР: Дар ҳоли ҳозир пули зиёде надорам ва ҳарҷӣ дармеоварам, харҷи шеъру оҳангҳоям мекунам. Вале хуб ман ҳам хаёли харҷ дорам бинобарин пули зиёде наметавонам пасандоз кунам.

**ИЛОВА: ИН МУСОҲИБА ДАР МАҶАЛЛАИ «ИТТИЛООТИ ҲАФТАГӢ»-И ИРОН РӮЗИ ҶУМЪА, 19-ДАИ, ШУМОРАИ 773, САҲИФАИ 22 ДАР СОЛИ 1976 МЕЛОДӢ БА ТАБЪ РАСИДААСТ.**

*Ҳоло Саттор 41 сола буда ҳамроҳи зани иронӣ ва духтараш дар шимоли Лос-Анҷелос дар иёлоти Калифорнияи ИМА зиндагӣ дорад.*

Таҳияи
Аҳрори АСРОРИЕН,
Ҳасани АЛИМПУР.
Аксигории М. ОЛИМПУР.

## Семинари муфид

Ҷамъияти «Дониш»-и ҷумҳурӣ ва Вазорати адлияи РСС Тоҷикистон дар Душанбе дар мавзӯи «Вазифаҳои донишгоҳҳои халқ, илми ҳуқуқ, дар ташкили таълими умумии ҳуқуқ ба аҳолӣ дар асоси қарорҳои Пленуми февралии (соли 1988) КМ КПСС» семинар, маҷлиси машваратии ректорони донишгоҳҳои халқии илми ҳуқуқро ташкил кардаанд.

Дар рафти семинар масъалаҳое баррасӣ шуданд, ки бо ривоҷи кори муаллимони факультети ҳуқуқшиносии Университети давлатии ба номи В. И. Ленини Тоҷикистон дар ташкили дарсҳои факультетҳои донишгоҳҳои халқии илми ҳуқуқ марбутанд. Ба усули дарсдиҳӣ ва тартиби интихоби шунавандагон махсус диққат дода шуд.

ТоҷикТА.

Берангги КӮҲДОМАНӢ

## Ҳикояте аз ҷаҳони Борбад кун

Биё ай боғбон гул дар сабад кун,
Ҳикоят аз ҷаҳони Борбад кун.

Аз он дорандаи бисёр алҳон,
Гули боғи ҳунар якто даврон
Аз он розошнои «Қуфли Румӣ»
Ки дар кораш фурӯ монда, нуҷумӣ.
Аё мутриб, аё ҳамрози дерин,
Маро бо худ бибар то «Боғи Ширин».
Дар он ҷое, ки дилбар карда хона,
Сарояд Борбад аз «Мушкдона»,

## Пайкара чандон созӣ месазад





...Бобак Баёт ошно шудам ва кори хонандагиро бо хондани таронаҳое дар сериёлҳои телевизиун «Хона ба дӯш ё қиссаи ишқ» оғоз кардам.

**— Пеш аз он се сол ҳеҷ ба кори хонандагӣ мепардохтӣ?**

САТТОР: На, ман пеш аз он фақат барои дили худам овоз мехондам ва пеш аз ҳар чиз ба футбол алоқа доштам, вале ҳар вақт фурсате пеш меомад, дар меҳмониҳои хусусӣ ва дар ҷамъи дӯстон овозе ҳам мехондам.

**— Аз аввалин таронае, ки бо он ба шӯҳрат расидӣ («Ҳамсафар») баъд чанд оҳанги дигар иҷро кардаӣ?**

САТТОР: Ба ғайр аз «Ҳамсафар» даҳ оҳанги дигар иҷро кардаам, ки яке дутои он ҳанӯз пахш нашудааст.

**— Кадом яке аз таронаҳои худатро бештар меписандӣ?**

САТТОР: Ҳама оҳангҳоямро дӯст дорам, вале хондани оҳанги («Зиндагӣ») оҳои Абдулваҳҳоб Шаҳидиро шоҳкори корҳои худам медонам ба хусус, вақте бидуни оҳанг онро иҷро мекунам.

**— Чаро?**

САТТОР: Чун ба хондани ин тарона он ҳам бидуни оҳанги қудрати садоям ва ин ки хуб аст ё бад, дар он ба хубӣ мушаххас мешавад ва ин ҷавоби хубе аст барои онҳое, ки фикр мекунанд ман бо мусиқии асили иронӣ ошноӣ надорам.

**— Ҳангоми хондани ин тарона чӣ эҳсос дорӣ?**

САТТОР: Ба ҳеҷ чиз фикр намекунам, ман бо каломи эҳсосам ин таронаро мехонам ба тавре, ки вақте онро ба поён мерасонам, эҳсоси хастагии шадид мекунам.

**— Дар байни хонандагони ҷадиду қадим (наву кӯҳна — А. А. Ҳ. А.) касеро ҳам рақиби худ медонӣ?**

САТТОР: На, ба ҳеҷ ваҷҳ, чун ман сабки кори мушаххасе дорам ва ба ҳамин далел на ман рақиби хонандае ҳастам ва на хонандаи дигаре рақиби ман.

**...медиҳанд?**

САТТОР: Ба таври мутавассит ҳафтаҳое даҳ то понздаҳ ба дасти ман мерасад, ки ман ба ҳамаи онҳо ҷавоб медиҳам, дар номаҳои аксар аз ман акси ин ҷо шуда мехоҳанд.

**— Саттор, ҳоло ки ба шӯҳрат расидаӣ, вазъи рӯҳӣ ва ахлоқи ту бо собиқ (дӯстон) фарқе ҳам кардааст?**

САТТОР: Бале, фарқ карда ба ин тартиб, ки чун эҳсос мекунам ҳоли ҳозир дӯстон ва ошноёнам ва онҳо ки маро мешиносанд, таваҷҷӯҳашон ба ман бештар ҷалб шудааст, саъй мекунам хеле бештар аз собиқ мутавоҷеҳ ва меҳрубон бошам, вақте яке аз дӯстонам аз ман мехоҳад то дар ҷашнаш иштирок кунам ва барномае иҷро кунам. Вақте ба ӯ қавл медиҳам ҳар пешниҳоде, ки барои он соат ба ман баррасад, ҳар чӣ қадар ҳам ки пул бидиҳанд, қабул намекунам. Ҳамеша ...надорам, чун мехоҳам аввал дарсамро тамом кунам ва баъд ки ба вазъи зиндагии худ сарусомон додам ва эҳсос кардам метавонам бори масъалаи зиндагӣ, заношӯиро ба дӯш бикашам он вақт издивоҷ мекунам.

**— То ба ҳол ошиқ шудаӣ?**

САТТОР: Магар мешавад яке баъд аз бисту шаш сол ман ошиқ нашуда бошам? Бале, ошиқ шудаам, вале ин ишқ марбут ба чанд сол пеш буд ва хеле ҳам романтикӣ буд, вале дар ҳоли ҳозир фақат ошиқкор ҳам ҳастам.

**— Типи духтар мавриди алоқаат чист?**

САТТОР: Типи хосе мавриди назарам нест, вале ман хеле мушкилписанд ҳастам, агар рост бигӯем як духтари хуб ва меҳрубон ва қашанги бо чашму абрӯи мушкӣ ва мӯйҳо баланд шояд рӯзе ки бихоҳам издивоҷ кунам, ошиқи духтаре бо чашмҳои обӣ, ...шам ва ба ин тартиб хастагиро аз тани худам хориҷ мекунам.

**— Пулҳоятро чӣ кор мекунӣ?**

САТТОР: Дар ҳоли ҳозир пули зиёде надорам ва ҳарҷӣ дармеоварам, харҷи шеъру оҳангҳоям мекунам. Вале хуб ман ҳам хаҷли харҷ дорам бинобарин пули зиёде наметавонам пасандоз кунам.

**ИЛОВА: ИН МУСОҲИБА ДАР МАҶАЛЛАИ «ИТТИЛООТИ ҲАФТАГӢ»-И ИРОН РӮЗИ ҶУМЪА, 19-ДАИ, ШУМОРАИ 773, САҲИФАИ 22 ДАР СОЛИ 1976 МЕЛОДӢ БА ТАБЪ РАСИДААСТ.**

**Ҳоло Саттор 41 сола буда ҳамроҳи зани иронӣ ва духтараш дар шимоли Лос-Анҷелос дар иёлоти Калифорнияи ИМА зиндагӣ дорад.**

Таҳияи
Аҳрори АСРОРИЁН,
Ҳасани АЛИМПУР.
Аксҳои М. ОЛИМПУР.

## Семинари муфид

Ҷамъияти «Дониш»-и ҷумҳурӣ ва Вазорати адлияи РСС Тоҷикистон дар Душанбе дар мавзӯи «Вазифаҳои донишгоҳҳои халқ, илми ҳуқуқ, дар ташкили таълими умумии ҳуқуқ ба аҳолӣ дар асоси қарорҳои Пленуми февралии (соли 1988) КМ КПСС» семинар, маҷлиси машваратии ректорони донишгоҳҳои халқии илми ҳуқуқро ташкил кардаанд.

Дар рафти семинар масъалаҳое баррасӣ шуданд, ки бо ривоҷи кори муаллимони факультети ҳуқуқшиносии Университети давлатии ба номи В. И. Ленини Тоҷикистон дар ташкили дарсҳои факультетҳои донишгоҳҳои халқии илми ҳуқуқ марбутанд. Ба усули дарсдиҳӣ ва тартиби интихоби шунавандагон махсус диққат дода шуд.

ТоҷикТА.

# МЕБОЯД...

нанд? (албатта, бо ташаббуси онҳо ва дастгирии омӯзгорон). Табибони оянда чӣ гуна саҳмгузори баланд бардоштани маданияти тиббӣ (ҳанӯз айёми таҳсил дар донишкада) гашта метавонанд? Донишҷӯён, алалхусус дасти ёриро ба деҳот чи гуна тасаввур мекунанд?

Дар пойдории дӯстӣ ва кушодани ҷаҳони маънӣ донишҷӯёни Донишкадаи санъати Тоҷикистон, дар зинда ва тарғиб намудани анъанаҳои таърихӣ, таърихи диёру ноҳияҳо донишҷӯёни риштаҳои таърих метавонанд кор баранд, усулҳо ва таҷрибаи пешқадамро ҷорӣ намоянд.

Саволгузориҳо назар ба иштироки ҷавонон дар ҳалли проблемаҳои иқтисодию иҷтимоии ҷумҳурӣ маънои «Бирав аз таҷрибаи рӯзгор баҳра бигир»-ро дорад. Дар халқ мақоле ҳаст; «Қатра-қатра дарё шавад». Ҳар яки мо агар ба қадри имкон саҳмгузор шавем, албатта, ба ояндаи ҷумҳурӣ боварӣ мебахшем. Мақсад ташкил намудани роҳҳои якҷояи амал аст. **Чунин гузориши масъаларо ман ҳамчун олими ҷавон пешкаш мекунам ва боварӣ дорам, ки ҳамовозӣ пайдо хоҳад кард.** Ҳар яке бо фикру мулоҳиза ва дархостҳои худ, назари ин масъала шартҳои зеринро низ бояд аз хотир набароварад.

Фақат дӯстии халқҳо, боварӣ ба фардо метавонад ба одам дили гарми кор бахшад.

Шуморо ба баҳси якҷоя барои ҷустуҷӯи роҳҳои муфиди кор таклиф намуда, хотиррасони дар моҳҳои май — июни соли равон барпо шудани Анҷумани XXV ИЛКҶ Тоҷикистон мекунам. Агар масъалаи пешниҳодкардаи тартиб додани барномаи якҷоя амалӣ гардад, он гоҳ дар анҷумани номбурда таклифҳоро пешниҳод карда, барои иҷрои онҳо шароитҳои ҳуқуқӣ фароҳам овардан имконпазир мегардад.

Боз якчанд таклифи дигар барои пайвасти корҳои якҷояи омӯзгорони мактабҳои олӣ ва миёна. Дар ҳама асрҳо анъанаи мактабҳои олимони намоён вуҷуд дошт ва ҳоло ҳам вуҷуд дорад. «Мактаби Циолковский», «Мактаби Глуховский», «Мактаби Мансуров» ва дигарҳо. **Вобаста аз шароит ва хоҳиш агар чунин «мактаб»-ҳоро омӯзгорони боэҳтироми донишкадаҳои олӣ дар мактабҳои миёна ва миёнаи махсус ҷорӣ мекарданд, кори хуб мешуд.** Корбариҳои муаллимони донишкадаҳои олӣ ба мактабҳои миёна бигузор ба барномаи солона соатҳои махсус ҷудо гардад, ё ки омӯзгорро аз ҷиҳати иқтисодӣ ҳавасманд гардонад. Фикру мулоҳизаҳо низ нисбати ин масъала боиси таваҷҷӯҳ мебошад.

**Нуралӣ ШОЕВ,**
**ҷонишини мудири шӯъбаи иқтисодиёт ва иҷтимоиёти Кумитаи Марказии комсомол, номзади фанҳои техникӣ.**

Ҳаққи қалам ба ҳисоби 000695912 «Фонди ёрии донишҷӯён» гузаронида шавад.

**АЗ РЕДАКЦИЯ: Дар мақола даъват ба ҷустуҷӯи якҷоя гузошта шудааст. Аз хонандагони арҷманд, алалхусус донишҷӯён ва мактаббачагон, омӯзгорони мактабҳои миёна ва олӣ хоҳиш мекунем, фикру мулоҳизаи худро дар иштироки бевоситаи ҳалли проблемаҳои иқтисодию иҷтимоии республика баён кунанд. Фикрҳо ва дархостҳои ҷолиби диққат дар рӯзномаи «Ҷавонони Тоҷикистон» дарҷ гардида, ба анҷумани XXV ИЛКҶ Тоҷикистон пешниҳод карда мешаванд.**

**Беранги КӮҲДОМАНӢ**

## Ҳикояте аз ҷаҳони Борбад кун

**Биё ай боғбон гул дар сабад кун,**
**Ҳикоят аз ҷаҳони Борбад кун.**
**Аз он марди шигифти рӯзгорон,**
**Ки хонад номи ӯро боду борон,**
**Аз он кӯҳи баланди созу овоз,**
**Аз он афсонагӯи нағмапардоз,**
**Аз он сартоҷи оҳангу тарона,**
**Ки дорад дар диёри Қудс хона,**
**Аз он хунёгаре дар бори Парвез,**
**Аз он созандаи оҳанги «Шабдез»,**
**Аз он афсунгари бемарги ҷовид,**
**Аз он дилбастаи «Оини Ҷамшед»,**
**Аз он дорандаи бисёр алҳон,**
**Гули боғи ҳунар яктои даврон**
**Аз он розошнои «Қуфли Румӣ»**
**Ки дар кораш фурӯ монда, нуҷумӣ.**
**Аё мутриб, аё ҳамрози дерин,**
**Маро бо худ бибар то «Боғи Ширин».**
**Дар он ҷое, ки дилбар карда хона,**
**Сарояд Борбад аз «Мушкдона»,**
**Дар он ҷое, ки бошад меҳрубонӣ,**
**Бихонад Борбад аз «Меҳргонӣ».**
**Ба ёд овар замони фароҳиро,**
**Бихон аз Борбад «Сарви саҳӣ»-ро.**
**Биёмузон ба дилбар дилбариро,**
**Суруди «Ғунчаи кабки дарӣ»-ро.**
**Ба оҳанги қашанги «Навбаҳор»-ӣ,**
**Барам то авҷи овози қанорӣ.**
**Бизан мутриб навои ҷонфурузам,**
**Кашон аз мулки шаб он суи рӯзам.**



Борбад дар тасаввури рассом Зебо Довлатшоева

## Савти ту дар гӯши чарх...

**Борбад, Борбад,**
**Рӯҳи ту ғам мекашад.**
**Дар тани гил ҳам дилат**
**Ҳамғами мо метапад.**
**Ҳаст ба пиндори ман**
**Набзи ту андар задан,**
**Зарби варо бишнавад,**
**Аз таги гил ин Ватан.**
**Савти ту дар гӯши чарх,**
**Дарди ту бар дӯши чарх,**
**Бе буди ту холӣ аст**
**Саҳнаи оғӯши чарх.**
**Пардаи хоби абад,**
**Пардаи хоки лаҳад**
**Бардору бигсил зи ҳам**
**Банди ҳама ҳадду сад,**
**Дида кушо сӯи мо,**
**Рӯйи намо сӯи мо.**
**Аз худу аз дӣ баро,**
**Якдама о сӯи мо.**
**Нақши хирита нигар,**
**Хита ба хита нигар.**
**Номфурӯшон бубин,**
**Номхаринда нигар.**
**Фарди Аҷамхоҳ бин,**
**Ҷамъи адамхоҳ бин.**
**Фарри Аҷамро басе**
**Камзану камхоҳ бин.**
**Сарф бубин, наҳв бин,**
**Сафҳаи пурсаҳв бин.**
**Коҳ бубин коҳ бин,**
**Марв бубин, маҳв бин.**
**Марви ту аз ту барист,**
**Марви ту ин дам Марист.**
**Ёд биёраш зи худ,**
**Чун гаҳи ёдоварист.**
**Аз ту ки вомонда аст,**
**Пайкара номонда аст,**
**Бар ҳама ҷо додаву**
**Бар ту на ҷо монда аст.**
**Гарчи наҷиб аст Марв,**
**Бахтнасиб аст Марв,**
**Борбади Марвазӣ,**
**Бе ту ғариб аст Марв.**

**Салими ЗАРАФШОНӢ.**

# Таҷлили ҷашни Борбад

Имрӯзҳо дар Тоҷикистон тадорукоти доманадоре дар мавриди 1400-солагии сарвадаи хунёгарони Ironзамин Борбади Марвазӣ идома дорад. Рӯзи 23-юми апрел меҳмонон ва иштироккунандагони ҷашни Борбад дар пои ҳайкали Рӯдакӣ, Айнӣ ва Лоҳутӣ гулгузорӣ карданд. Сипас расми бо тантана кушодани симпозиум ва Фестивали байналмилалӣ сурат гирифт.

Рӯзи 24-уми апрел намоиши мусиқиву театрии «Либоси айёми Борбад», консерти мусиқии анъанавӣ ва консерти симфонӣ баргузор гардид.

Бино ба маълумоте, ки мо аз намояндаи Кумитаи тадорукоти ҷашни Борбад Д. Бердиев пайдо кардем, дар ин ҷашн 60 меҳмони хориҷӣ — аз Япония, Амрико, Олмони Федерал ва Демократӣ, Берлини Ғарбӣ, Ирландияи Шимолӣ, Шветсия, Ҳолланд, Лаҳистон, Фаронса, Ливия, Миср, Ирон, Ҳиндустон, Афғонистон иштирок хоҳанд кард. Омадани меҳмонон аз Чехословакия ва Португалия дар назар аст. Меҳмонони шӯравӣ анқариб 70 нафаранд.

Таи рӯзҳои 25 — 29 апрел тамошои намоишномаи театри «Аҳорун», «Юсуфи гумгашта боз ояд ба Канъон...», консерти хори камерӣ ва мусиқии анъанавӣ (25-уми апрел), сайри қалъаи Ҳисор, тамошои осорхонаи мусиқии ба номи З. Шаҳидӣ ва консерти созҳои мардумӣ (26-ум), боздид аз Самарқанди бостон ва мавзеи таърихии он, тамошои балети Ф. Баҳор «Мақоми ишқ», ки ба «наҳустустоди устодони хунё» бахшида мешавад ва баъди бозгашт консерти мӯҳташами опера ва балет (27-ум), консерти мусиқии анъанавӣ ва симфонӣ (28-ум), боздид аз Хазинаи маданияти Тоҷикистон ва расми бо тантана пӯшида шудани симпозиум ва фестивали байналмилалӣ (29-ум) дар назар дошта шудаанд.

Дар ин баробар хотиррасон мекунем, ки симпозиум ҳар рӯз кор мекунад.

Ҷашни Борбад идома дорад.

**Хабарнигори мо.**

# Пайкара чандон созӣ месазад

Чун тадорукот ба пешвози 1400-умин солгарди зодрӯзи хунёгари бузурги Машриқзамин — Борбад оғоз гардид, иддае аз муаррихони тоҷик ба маълумоти маъхазҳои куҳан такя карда, ақидае пеш оварданд, ки зодгоҳи ин марди бузург эҳтимол аст, ки деҳаи Нусаи Дарвоз бошад. Вале иддаи дигаре аз муаррихон ба маъхазҳо иснод намуда, ин фикрро рад намуданд ва зодгоҳи ӯро Нисои Марв донистанд. Албатта, ҳақиқати чандин қарнҳо пешро барқарор сохтан чандон кори саҳл нест. Ба ҳар сурат, кумитаи иҷроияи ноҳияи Қалъаихум ақидаи гурӯҳи аввали олимонро ба эътибор гирифта, ба пешвози ҷашн омода гардид ва барномаи мукаммале дар ин ҷода мураттаб сохт. Маълум шуд, ки баъди радди ақидаи боло ҳам ҳукумати ноҳия аз раъйаш нагаштааст ва тадорукоти хешро идома медиҳад.

Агар Дарвоз зодгоҳи Борбад набошад ҳам мардуми он (ва мардуми ноҳияҳои дигари Тоҷикистон низ) ба чунин кор ҳаққи комил доранд. Охир Борбади хунёгар фарзанди қавми форсу тоҷик аст ва Дарвоз як пораи хоки тоҷикон. Зиёда аз ин, чуноне ки муҳаққиқон таъкид мекунанд, анъанаҳои мусиқии Борбад дар диёри Дарвоз то ҳанӯз ҳам зиндааст. Аз ин хотир, агар дар ноҳия пайкара, нимпайкара ва ақаллан лавҳаи ёдгорие барои ин хунёгар бигузоранд, васияти Хоҷа Ҳофизро ба ҷо меоваранд, ки фармудааст:

**Равони бузургон зи худ**
**шод кун,**
**Зи Парвизу аз Борбад**
**ёд кун.**

...Ман ҳам чун ҳар фарди тоҷик ва чун ҳар яке аз зодагони Дарвоз мехостам пайкараи Борбади бузургро бисозанд ва дар поясанги он катибае ба маънии зайл биканананд:

**Барбати ту, Борбад, то он**
**даме, к-андар садост**
**Дар ҳаққи чун ту бузургон**
**байни мардум моҷарост.**
**З-ин надонам, зодгоҳи ту**
**Нусай, ё ки Нисост,**
**Лек дон, оромгаҳат дар**
**синаи дарвозиҳост...**

**Хуршед ЗИЁЕВ,**
**аспирант.**

## БУЗУРГДОШТИ БОРБАД

17 — 18 апрел дар факултети таърихи ДДТ ба номи В. И. Ленин конференцияи илмӣ бахшида ба 1400-солагии ромишгари бузург, поягузори санъати мусиқии тоҷику форс БОРБАДИ МАРВАЗӢ баргузор гардид. Конференцияи илмӣ бо аввалсуханӣ декани факултет доцент Н. М. Мирзоев оғоз ёфт. Сипас, узви вобастаи Академияи улуми ҶШС Тоҷикистон, профессор Неъматов дар мавзӯи «Борбад — бунёдгузори маданияти мусиқии форсу тоҷик», профессори донишгоҳ А. Ҷ. Ҷалилов дар мавзӯи «Муҳити этникӣ ва илмии Борбад» суханронӣ намуданд.

**Н. ХОВАРӢ.**




**Номзади илми филология, ходими илмии Пажуҳишгоҳи Ховаршиносии Академияи улуми Тоҷикистон Саидумари СУЛТОН солҳои зиёд бо сарчашмаҳои хаттӣ ва чопии осоре, ки маҳсули ҳазораҳои дерин буда, ахбори басе муфиду ҷолиби диққатро дар бар кардаанд, шуғл варзида, баъзе осори тадқиқотиро низ аз назари интиқодӣ гузаронида, бархе масоили ноёни таъриху тамаддунамонро ошкор сохтааст.**

**Чанде пеш дастхати як бахши рисолаи ин пажўҳишгари пуркору хушкор ба ихтиёри идораи рўзнома расид. Ба пиндори мо ин тадқиқот барои хонандагони рўзнома ва бахусус барои то андозае ташаккулёбии афкори худшиносии ҷавонон ва бунёди эҳтироми хос ба осори ниёгон кўмак хоҳад расонд. Бинобар ин идораи рўзнома ин бахши рисоларо ба диққати хонандагони гиромӣ пешниҳод намуда умедвор аст он боиси таваҷҷўҳи эътиқодмандони таъриху маданияти ниёгон қарор мегирад.**

### ТАЪРИХИ ЗИДУДА

Дар асарҳои таърихӣ ва ҷуғрофии асрҳои ҳашту даҳ аз ҷумла дар «Муруваиҷ аз-Зуҳаб»-и Ҷоҳиз, «Сурат ул-Ақолим» ва «Масолик ул-мамолик»-и Истахрӣ, дар «Ал-масолик в-ал-Муфоваз в-ал-Маҳолик»-и Ибни Ҳавқал ва дар «Ҳудуд-ул-Олам» (муаллифаш номаълум) мо ба соири асмои мавзеҳои қадимии қабл аз милоди ноҳияи Бунҷикас (ба баъд Истаравшан), ба «Ҷарқона», «Дизандраа» (Ҷиззах), «Ромин» (Зомин), Нўҷикас (Нўкас, Нўқат), Фағкас, «Кеш», «Пумҷикас» ва «Пунҷикас» (Панҷакент), Ур, Ирах, Аккад, Бумҷикат, «Сусандабилис» ва «Сусанда» (Фалғар), «Масхо» (Масчоҳ) ва ғайра вомехўрем, ки ҳар яки ин номҳо ба тарзи алоҳида диққати моро ба худ мекашанд ва водор менамоянд, ки таҳқиқашон намоем. Ҳайҳот, таҳқиқи онҳо дар ҳолате ки то кунун таърихи машриқи қадим лоақал таърихи қадимии халқи тоҷик комилан омўхта нашудааст, беҳад душвор мебошад. Таърихи қадимии ориёно аз ҷумла халқи тоҷик аз ҳайси замон хеле тўлонӣ буда, бешубҳа, қариб нисфи таърихи башарро фаро мегирад, зеро таърихи он ба бисёр забонҳову халқҳо алоқаманд аст ва ба пешрафти илму адаб ва тамаддуни онҳо ибтидоъ ва ё саҳми басазо гузоштааст. Мутаассифона, таҳқиқи таърихи гузаштаи мо то андозае услуби илмии мукаммал дар мафҳуми имрўзаро надошт, ба хусус ин ҳолатро мо ҳангоми мутолиа ва варақзании китобҳои уламои муаррихин ибни Муқаффаъ, Табарӣ, Билозарӣ, ибни Хурдоба, Ҳамзаи Исфаҳонӣ, Масъудӣ, Саолибӣ, Ёқут, Аҳмади Мискавейҳ ва чанди дигар муаллифони қуруни аввали исломӣ ҳис мекунем. Гумон меравад, ки ин ҳолро баъзе муаррихин хеле дертар ҳис карда будаанд, ки Байҳақӣ чунин изҳор мекунад. «Ҳама муаррихини қадимӣ таърихҳо навиштаанд, вале аксарияти онҳо маънии таърихро дуруст нафаҳмида ва ба шароиту одоби таърихнависӣ истишъор (тарсу бим) надоштаанд»*.

Бояд иқрор кард, ки мо таърихи машриқи қадим ... мумкин нест. Аз ин рў мо лозим донистем, ки ба сарчашмаҳои қадими, пеш аз ҳама ба «Таърихи машриқи қадим»-и Туориф, ба асарҳои муаррихини аҳди қадим, ки ғолибан юнонӣ буданд ва баъзеи онҳо румӣ, . мисрӣ, калдонӣ, финиқӣ, арманӣ, яҳудианд, рў оварем, зеро китобҳои аксарияти ин муаррихин доир ба таърихи машриқ ва Ирони қадим аст ва давра ё замонеро аз таърихи мазбур равшан мекунад. Аз ин қабил муаллифон мо ба асарҳои Ҳеродот, Тусиддид, Кизинфун, Ктиёс, Депун, Монитун, Бирус, Пулебиюс, Девдури сицилӣ, Курмиюс, Нипус, Трук Пумпа, Плин, Юсуф Фаловиюс, Кант Курц, Курнимюс Поситус, Плуторак, Ориён, Филун, Жаветан, Офрикан, Изб, Оммиян, Морсилан, Прукуб ва ҷуғрофиёни олами қадим: Страбон, Эзидур, Хоракасе, Муси Хурин ва аз муаррихину нависандагони қадимии Арманистон Мор Опос Котино, Бордисан, Окотонж, Фустус Бизонис, Зануб Тологи, Лозор Форби. Ба замми ин бисёр китобҳои машҳури паҳлавӣ ба баъзе аснод ва маводи нодири таърихи машриқи қадим вомехўрем. Масалан «Худойнома» (Шоҳнома), «Сайрул мулук», «Сайри Мулуки фурс», «Таърихи мулуки фурс», «Сират ул фурс», «Достони Искандар», «Пулуҳарбу Зосуф», китобал сувар, «Китобас Саникин», «Оиннома», «Гоҳнома», «Достони Баҳроми Чўбин», «Достони Рустам ва Исфандиёр» ва китоби нўҳҷилдаи «Дикарт», номи аслиаш «Занд Окосия», мусаннифи он Отур Фарнбаги Фаррӣ. «Дикарт» маҷмўаи бузурге аз итилооти динӣ ва одоту ақоиду ривоёту таърихи адабиёти маздисно мебошад. Муҳимтарин фоидаи он дар он аст, ки бисту як наски Авестои аҳди Сосонӣ дар муҷаллади ҳаштуми он хулоса шудааст. Гузашта аз ин ҷо баъзе аз матолиби таърихӣ аз аҳволи Ҷамшед ва Қиёми Заҳҳок дода шудааст. Аз Каюмарс то Гуштосп ва аз зуҳури Зардушт ба тафсил сухан рафтааст. Дар ҷилди 9 ин китоб доир ба матолиби мазҳабии се наски «Авесто» баҳси доманадоре меравад.

«Бундҳишн». Фасли 35-и ин китоб дар боби аслу насаби Каёниён баҳс мекунад. Дар ин китоб матолиби ...

# Хотираҳои ветеран




Садои тирҳо аҳён-аҳён ба гўш мерасид. Аз тақдири ҳамнабардон ҳоло огоҳие надоштанд, вале маълум, ки талафот андак нест. Бо вуҷуди ин душманро ба ақибнишинӣ маҷбур кардан нишонаи ғалаба аст. Ҳар чи набошад, эҳтиёткориро аз даст набояд дод. Маҳмуди ҷавон аз асари ҳарбу зарби шаш рўзи охир хастаю лакот дар паҳлўи ҳамроҳаш дароз кашида, бо чунин андешаҳо ба тарзи худ «истироҳат» мекард. Васил Николаевич ҷанговари нисбатан таҷрибадор буд. Вай лаҳзае нафас рост карданӣ шуда Маҳмудро огоҳ намуд, ки ҷунбу ҷўл накунад. Ин «супориш»-ро ў иҷро мекард, вале якбора ҳисси кунҷковиаш боло гирифту каллапўшашро ба сари чўбе монда, оҳиста-оҳиста баланд бардошт. Дар як он садои даҳшатноки тир ба гўш расиду каллапўш парида ба замин уфтод. Васил як қад парида чашмонашро молиду ба ҳамнабардаш нигарист.

— Чӣ ҳодиса шуд, фашистҳо дар ҳамин наздикӣ бошанд? — хавотиромез аз Маҳмуд пурсид, даҳонашро ба гўши ў наздик бурда. — Мумкин, — гуфт ў аз ором наистоданаш дар хиҷолат монда. Баъд сабаби садои тирро шарҳ ва каллапўшашро нишон дод.

Онҳо ки дар ҷои нисбатан хилват дар пастхамие қарор гирифта буданд, аз хурдтарин масофаи атроф ба чашм наменамуданд. Барои санҷиш қарор доданд, ки каллапўшро Маҳмуд як бори дигар боло бардорад. Душман, ки дуртар аз болои дарахте вазъиятро мушоҳида мекард, боз тир кушод. Васил дар ин вақт ўро ба мушоҳида гирифт.

— Акнун ҳисобро баробар мекунем, — аз дил гузаронд вай. — Ҳоло шумо одам гўён хўсаро парондед, бо ин гўё аҷали худро наздик хондед. Ў бо роҳи дигари беҳавфтар ноаён наздик омаду ба сўи фашист тир кушод. Тир ба нишон расид ва ҷанговар дар ҷояш дуқада шуда истод. Бинанд, худро ба танаи як шохаи дарахт баста будааст. Дар он ҳолат паррандаеро ба хотир меовард, ки кўдакон ба пояш ришта баста сар додаанд ва дар шохае андармон шудааст.

Амаки Маҳмуд ин воқеаро, ки дар сарзамини Белоруссия аз сар гузарондааст, ба ёд меорад ва хотироти он солҳои мудҳиши ҷанг дар дилаш аз нав бедор мешавад.

Маҳмуд Шоев январи соли 1944 ба фронт рафт. То ин вақт синнаш мувофиқ набуд. Чуноне ки худаш нақл мекунад, аввал дар шаҳри Киев як моҳ машқ карданд. Вай дар дил нисбат ба душманони ғаддор нафрати бепоён дошт, зеро бо чашми худ дар ақибгоҳ хатти сиёҳи ҷигарбандонро гирифта, ашк рехтани модаронро дида буд. Дар дидаҳои ў ҳам сиришки дарду алам ҳалқа мезад. Ин буд, ки ў барин ҷавонҳо интиқоми ҳамдиёронро гирифтан мехостанд, ки ҳам қарзи фарзандии худро дар назди Ватан-Модар ба ҷо оранд ва ҳам рўҳи поки рафтагонро шод гардонанд.

Амаки Маҳмуд ҷангкунон то Берлин рафта дар бисёр муҳорибаҳо мардонагӣ зоҳир намудааст. Ў борҳо ярадор шудааст, вале як рўз пеш аз ғалаба дар Берлин маҷрўҳ шуданашро ҳеҷ аз хотир намебарорад.

— Рўзи 8-уми май буд, — ки ба хотир меорад собиқ сарбози матинирода Маҳмуд Шоев, — ҳангоми яке аз ҳарбу зарбҳо ба гарданам тир расид. Рўзи ғалабаро дар госпитали шаҳри Берлин истиқбол намудам.

Сари синаи ин мўйсафеди нурониро ордену медальҳои зиёде зеб медиҳанд, ки ҳар кадоме подоши хизматҳои ҷангии ўянд. Маҳмуд Шоев ба нафақа баромада бошад ҳам, дар ЛТУ монтёр шуда кор мекунад. Вай як умр аз пушти ин касб нон хўрдааст ва бе хизматрасонӣ ба аҳолӣ ҳаёти худро тасаввур карда наметавонад. Ҳамчун падари ғамхор фарзандонашро дар рўҳияи меҳнатдўстию маърифатпарастӣ тарбия кардааст. Аксарияташон маълумоти олӣ дошта, дар соҳаҳои гуногун кор мекунанд.

Мо ба Маҳмуд Шоев маҷрўҳи гурўҳи сеюми Ҷанги Бузурги Ватанӣ бо чунин суол муроҷиат намудем:

**— Доир ба вазъи ҳозираи мамлакат чӣ гуфтаниҳое доред?**

— Рости гап бозсозию демократияи васеъ дар мамлакатамон барои ошкор намудани камбудиҳою норасогиҳо, ки солҳо вуҷуд доштанд, вале дар ин бобат касе ҳақиқатро намегуфт, роҳ кушод. Ин ба манфиати кор аст! Агар миллатҳои гуногун ҳама аз як гиребон сар бароварда, баҳри ободии Ватан кўшиш кунанд, қарорҳои партия ва ҳукуматро амалӣ гардонанд, аз рўи инсофу виҷдон меҳнат намоянд, нуқсонҳоро бартараф кардан мумкин. Вале одамон баъзан ба ҳиссиёти баланд дода шуда, оқибати корро дуруст намеандешанд. Барои мо насли калонсоле, ки ҷанги хонумонсўзро бо чашмони худ дидаем ва ба фарзандони мо ҳам маълум аст, ки асоси шикастнопазирӣ ва муқтадирии халқи шўравӣ дўстии миллатҳои гуногун аст.

Шафоат НАЗАР,
ноҳияи Комсомолобод.

# «Илм ва ҳаёт»

Зиёда аз як сол боз маҷаллаи навтаъсиси «Илм ва ҳаёт» дастраси хонандагони тоҷик мегардад. Як сол муддати камест, вале дар ин байн дар атрофи «Илм ва ҳаёт» як муҳити нави маънавӣ ба вуҷуд омад. Маҷалла хонандагон, муаллифон ва ҳомиву маслиҳатгарони худро пайдо кард.

Имрўзҳо шумораи сеюми маҷалла дастраси хонандагон гашт, ки ба ҷашни фархундаи Наврўз бахшида шудааст. Чанд мақолаи аввал аз таърихи ин ҷашни бузург ва тарзи таҷлили он дар ноҳияҳои гуногуни кишвари мо маълумот медиҳанд. Аз ҷумла мақолаи донишманди таърих Абдулло Мирбобо «Суннати Хуҷандиён» аз маросимҳои гуногуни Наврўзии мардуми Хуҷанди бостонӣ нақл менамояд. «Нава сол муборак вот» бо чунин суханон яғнобиҳо якдигарро бо Наврўз табрик мегўянд, менависад олими ҷавон Сайфиддин Мирзозода ва маросими ҷашни бузургро дар байни ин аҷдодони Суғдиён ба қалам овардааст, ки хеле ҷолиб аст.

Ду тафсири як байти наврўзии Хоҷа Ҳофиз, ки ба қалами адабиётшинос Абдуманон Насриддинов ва журналист Ҷумъахон Темурзода тааллуқ доранд, ба як масъалаи баҳсноки доманадори адабӣ равшанӣ меандозанд.

Чопи «Наврўзнома»-и Хоҷа Абдулҳакими Тирмизӣ, ки фарорасии Наврўзро ба рўзҳои ҳафта тайин кардааст ва вуруди ҳар рўзро бо порчаи шеърии ҷолибе тасвир намудааст, бори нахуст дар маҷаллаи «Илм ва ҳаёт» сурат гирифтааст.

Бо дархости хонандагон маҷалла алифбои ниёгонро бо назардошти навишту талаффуз ва иловаи тасвирҳову шарҳи мухтасар нашр намудааст, ки барои навмашқон кўмаки хубе хоҳад расонд.

Дар атрофи нашри тарҷума ва тафсири китоби муқаддаси мусулмонон Қуръони Карим баҳсу мунозираҳо зиёд шуданд. Хонандагони сершумор зарурати нашри онро дар мактубҳояшон таъкид намуда, дар айни замон норозигии худро аз чопи порчаҳо аз китоби Климович «Қуръон: воқеият ва тахайюл» баён намудаанд. Идораи маҷалла фикри хонандагонро дар ин бобат ба эътибор гирифта, нашри чунин порчаҳоро қатъ кард. Дар ин шумора донандагони хуби ин китоби муқаддас қозии мусулмонони Тоҷикистон Ҳоҷӣ Акбар Тўраҷонзода, докторҳои илми фалсафа М. Диноршоеву Р. Маҷидов ва номзади илми фалсафа С. Аҳмадов дар бораи зарурият ва шарту шароити он андеша баён намудаанд.

Таҳти рубрикаи «Сарнавишти тоҷикон» маҷалла ба нашри порчаҳо аз асари машҳури таърихии Мирхонд «Равзат-ус-сафо», ки аз сарнавишти нахустин давлатҳои тоҷикон — Тоҳириён, Сафориён, Сомониён, Ғуриён ва Курдҳо маълумот медиҳад, оғоз намуд. Дар ин шумора хонандагон метавонанд аз қисмати давлати Тоҳириён огоҳ гарданд.

Дар бахши тибб намунаҳо аз «Тибби Юсуфӣ» ё «Ҷомеъ-ул-фавоид» нашр гардиданд, ки доир ба шифобахшии чанд намуди растанӣ ба шакли шеър маълумот медиҳад. Китоби машҳури таълимии устод С. Айнӣ «Таҳзиб-ус-сибён», ки аввалин бор дар «Илм ва ҳаёт» бо ҳуруфи имрўза чоп шуд, барои хонандагони мактаб дастури хубу шавқоварест.

Ҳамчунон хонандагони маҷалла аз ин шумора метавонанд бо ёдгориҳои таърихиву табиати кишвар, кашфиётҳои илм, шеъру ҳикояҳои дилчасп шинос шаванд.

Валӣ САИЕРАБЕКОВ.

Мо интернационалистонем

# Бо мадади дўстон боз қадам мезанад

Аввалҳои солҳои ҳаштодум ўро бо як гурўҳ ҳамсинфон дар соати машғулиятгузаронӣ бо трактор барои газетаи ноҳиявӣ сурат гирифта будам. Ҳамон вақт директори мактаб Мирзо Бадалов дар ҳақки ў гуфта буд, ки эҳтимол ў мутахассиси хуби техникаи нақлиётӣ шавад.

Ҳа, директор хато накарда буд, ҳамон вақт Сулаймон Халифаев баъди хатми мактаби миёнаи деҳаи Рарзи ноҳияи Айнӣ ба қатори онҳое дохил шуд, ки дар техникуму омўзишгоҳҳои Федератсияи Россия таҳсил намуданро ихтиёр карда буданд. Роҳи омўзишгоҳи миёнаи касбҳои техникии шаҳри Сызранро пеш гирифт ва орзуяш ҷомаи амал пўшид. Ба омўхтани назария ва амалияи автомобильсозӣ пардохт. Дар номаҳои ба волидайн фиристода изҳори хушнудӣ менамуд, ки торафт аз оламу одам да-

... мешуд ва аз ҳуш рафт.

Вақте ба ҳуш омад аввал дар куҷо буданашро сарфаҳм рафта натавонист. Сарашро беҳолона ба ҷапу рост гардонда «Модарҷон! Модарҷон! Оҳ!... Оҳ!...» мегуфт. Ҳамшираи тиббӣ модарвор сари Сулаймонро болои даст бардошт ва обро ба лабонаш бурд. Баъд фаҳмонд, ки дар беморхонаи Кобул аст.

Табобат дар беморхонаи шаҳри Кобул қариб 6 моҳ давом кард. Аҳволаш андаке беҳтар шуду ҳамонҷо ҳаёташ дар хавф буд. Охир, пояшро ҳашт тири душман ғалбер намудааст. Духтурон ҳам намехостанд, ки пои ҷавони 21-соларо бурранд. Мақсад якто буд бе буридани пой наҷот додани ҳаёти ҷавони дунёбаумед. Бо ин мақсад ўро ба Академияи тиббӣ-ҳарбии шаҳри Ленинград ...

## Дар шумораи имрўзаи «КТ»





Дар фурудгоҳи аэроклуби «Фахробод»-и Ҷамъияти ихтиёрии мададгори армия, авиация ва флоти Душанбе мусобиқаи анъанавии умумиттифоқии парвоз бо парашют оғоз ёфт. Дар ин мусобиқа беҳтарин варзишгарони мамлакат ширкат меварзанд.

ДАР АКС: лаҳзае аз мусобиқа.

Суратгирон С. ЖУКОВ ва М. МИРЗОХОНОВ.

Ҷонишини муҳаррир М. МИРЗОШОЕВ.

зона) ва ташкилотчиёни кор-

ва ба пешрафти илму адаб ва тамаддуни онҳо ибтидоъ ва ё саҳми басазо гузоштааст. Мутаассифона, таҳқиқи таърихи гузаштаи мо то андозае услуби илмии мукаммал дар мафҳуми имрӯзаро надошт, ба хусус ин ҳолатро мо ҳангоми мутолиа ва варақзании китобҳои уламои муаррихин ибни Муқаффаъ, Табарӣ, Билозарӣ, ибни Хурдоба, Ҳамзаи Исфаҳонӣ, Масъудӣ, Саолибӣ, Ёқут, Аҳмади Мискавейҳ ва чанди дигар муаллифони қуруни аввали исломӣ ҳис мекунем. Гумон меравад, ки ин ҳолро баъзе муаррихин хеле дертар ҳис карда будаанд, ки Байҳақӣ чунин изҳор мекунад. «Ҳама муаррихини қадимӣ таърихҳо навиштаанд, вале аксарияти онҳо маънии таърихро дуруст нафаҳмида ва ба шароиту одоби таърихнависӣ истишъор (тарсу бим) надоштаанд»*.

Бояд иқрор кард, ки мо таърихи машриқи қадим ва гузаштагони халқи худро комилан наомӯхтаем, аммо муаррихину бостоншиносони мамлакатҳои хориҷӣ таърихи моро нисбат ба мо бештар омӯхтаанд, зеро онҳо воқеаҳои таърихии ба мамоликашон марбутро бештар сабт кардаанд ва ковишҳои ҳафриётӣ гузаронидаанд. Бинобар ин музейҳои онҳо бо мадракҳои ҳафриётӣ ғанӣ гардидаанд. Бояд изҳор кард, ки ҳодиса ва воқеаҳои таърихии ҳудуди Эрон ва Шимолу Шарқи он беҳад бисёр будаанд, вале мутаассифона, аз хотираҳо зидудаанд.

Ҳамин тавр, ин асарҳои ба ном таърих ё таърихӣ ба шумор рафтаи мо дар асл феҳристҳои мухтасареро мемонанд, ки ба зикри исмҳои шоҳони Ирон ва воқеаҳои рӯзравиши ҳукмронии онон баҳс мекунанд, вале аксарияти ин маълумот аз маъхази ғарбӣ, яъне аз юнонӣ ва суриёнӣ иқтибос шудаанд ва баъзе иқтибосҳоро аз маъхаҷи шарқӣ гирифтаанд ё худ ба баъзе воқеа ва ривоятҳои таърихии достонҳои насрию назмӣ, алалхусус «Худойнома» ва «Шоҳнома»-и Абулқосими Фирдавсӣ такя кардаанд, ки он воқеа ва ривоятҳо зери партави либоси бадей ва образҳо тинати таърихии худро костаанд. Алқисса, иддаои ин хел китобҳои «таърих» хеле маҳдуд аст. Ағлаби ин китобҳо фақат баъзе воқеаҳои таърихии то давраи исломиро дарбар мегирад ва фақат аз таърихи даврони сосониён, тахориён ва паҳлавиён шаммае иттилоъ медиҳанд. Чунон ки гузашт, дар баъзеи онҳо танҳо ба номи мавзеъҳо дучор меоем, онҳо аз ҳама бештар ба давраи сосониён таваққуф намудаанд, вале агар маълумоти доир ба даври сосониён додаи онҳоро як ҷо гун кунем, дар бораи сосониён маълумоти дурусти илмие пайдо карда наметавонем, зеро аксарияти ин муаллифон фикри якдигарро такрор кардаанд. Бо вуҷуди ин ҳама ин асарҳои таърихӣ сарчашма ва манбаъҳои гаронбаҳое ҳастанд, ки бе онҳо пеш рафтан

---

*. Таърихи Байҳақӣ. Теҳрон, 1324, с. 1.

кандар», «Пулуҳарбу Зосуф», китобал сувар, «Китобас Санисикин», «Оиннома», «Гоҳнома», «Достони Баҳроми Чӯбин», «Достони Рустам ва Исфандиёр» ва китоби нӯҳҷилдаи «Дикарт», номи аслиаш «Занд Оқосия», мусаннифи он Отур Форнбағи Фаррӣ, «Дикарт» маҷмӯаи бузурге аз итилооти динӣ ва одоту ақоиду ривоёту таърихи адабиёти маздисно мебошад. Муҳимтарин фоидаи он дар он аст, ки бисту як наски Авестои аҳди Сосонӣ дар муҷаллади ҳаштуми он хулоса шудааст. Гузашта аз ин ҷо баъзе аз матолиби таърихӣ аз аҳволи Ҷамшед ва Қиёми Заҳҳок дода шудааст. Аз Каюмарс то Гуштосп ва аз зуҳури Зардушт ба тафсил сухан рафтааст. Дар ҷилди 9 ин китоб доир ба матолиби мазҳабии се наски «Авесто» баҳси доманадоре меравад.

«Бундҳишн». Фасли 35-и ин китоб дар боби аслу насаби Каёниён баҳс мекунад. Дар ин китоб матолиби муҳими таърихию ҷуғрофӣ ва адабии Эрони қадим бисёр аст. Китоби дигари паҳлавӣ «Ардовири Афнома» мебошад, ки оң ба кайфияти меъроҷи Ардовири Аф аз муқаддасини дини Зардуштӣ ва дидани биҳишту дӯзах ва анвои подшоҳон ва афроҳо бахшида шудааст. (Таълифи ин китоб дар қарни 4 ҳиҷрист). Ғайри ин китобҳо боз «Шиканд Гумоники», «Зотаспарам», «Шатристонҳои Эрон», «Модикони Чатранг», «Модикони Гуҷастахи Аболаш», «Андаржи Отрукат Мариспондон» барин чандин китобҳои паҳлавӣ низ ҳаст, ки ба таҳқиқи таърихи машриқи қадим маводи фаровон медиҳанд. Аксарияти ин катби зикрёфта аз паҳлавӣ ба забони арабӣ тарҷума шудаанд. Ғайр аз ин ба китоби «Таърихи Ирон»-и Абдуллоҳи Розии Ҳамадонӣ, ба «Таърихи адабиёт дар Эрон»-и дуктур Забеҳуллоҳи Сафо ва «Асотири Ирон»-и Меҳрдод Баҳор ва ба дигар китобҳои муаррихини иронӣ вохӯрдем. Китоби «Асотири Ирон» доир ба Ирони қадим аст, вале дар бораи Осиёи Миёна аз рӯи бозёфтҳои ҳафриётии ба мо маълум ба тарзи умумӣ хеле кам сухан меронад. Масалан, мегӯяд: «Аммо Осиёи Миёна замоне гаҳвораи тамаддуни бузург будааст. Дар Туркманистон, дар навоҳии атрофи руди Теҷен дар Гӯксиир осори наҳрҳои обёрӣ мутааллиқ ба шаш, ҳафт ҳазор сол пеш кашф шуда аст. Дар Ҷайҳуне, ки 30 километри шимол — шимолию ғарбии Ишқобод қарор дорад, нахустин осори зироат дар Осиёи Миёна ба даст омада аст, ки мутааллиқ ба панҷ ҳазор сол пеш аз Масеҳ аст. Вақти худ аз куҳантарин тамаддунҳои зироии ҷаҳон будааст». (Аз муқаддимаи китоби мазкур). Дар китоби «Таърихи Ирон» бошад, аз соли 550 қабл аз милод аз тасхири давлати Мод аз тарафи Куруши кабир оғоз меёбад, (с. 7) яъне он ҷо аз машриқи қадим сухан нарафтааст.

(Давом дорад).

Мо интернационалистонем

# Бо мадади дӯстон боз қадам мезанад

Аввалҳои солҳои ҳаштодум ӯро бо як гурӯҳ ҳамсинфон дар соати машғулиятгузаронӣ бо трактор барои газетаи ноҳиявӣ сурат гирифта будам. Ҳамон вақт директори мактаб Мирзо Бадалов дар ҳаққи ӯ гуфта буд, ки эҳтимол ӯ мутахассиси хуби техникаи нақлиётӣ шавад.

Ҳа, директор хато накарда буд, ҳамон вақт Сулаймон Халифаев баъди хатми мактаби миёнаи деҳаи Рарзи ноҳияи Айнӣ ба қатори онҳое дохил шуд, ки дар техникуму омӯзишгоҳҳои Федератсияи Россия таҳсил намуданро ихтиёр карда буданд. Роҳи омӯзишгоҳи миёнаи касбҳои техникии шаҳри Сызранро пеш гирифт ва орзуяш ҷомаи амал пӯшид. Ба омӯхтани назария ва амалияи автомобильсозӣ пардохт. Дар номаҳои ба волидайн фиристода изҳори хушнудӣ менамуд, ки торафт аз оламу одам дарак ёфта истодааст.

Баъд, Сулаймон мувофиқи роҳхати омӯзишгоҳ ба заводи автомобильсозии шаҳри Тольятти рафт ва челонгари автомобильҳои сабукрав шуда ба кор даромад.

Ба шӯъбаи шабонаи техникуми автомобильсозии шаҳри Куйбышев дохил гардид. Маъмурияти заводи автомобилии шаҳри Тольятти низ мутахассиси ҷавонро дастгирӣ намуд. Акнун Сулаймон рӯзона дар заводи авиатсионӣ кор мекарду шабона мехонд.

Озмоиши дигари зиндагӣ ӯро дар пеш буд, — ҳифзи муздурону кишоварзон, кӯдакону кӯҳансолони сарзамини Афғонистон.

Сулаймон дар ин роҳ низ ҷасурона пеш мерафт. Ӯ вақтҳои дамгирӣ ҳам ором надошт. Забонҳои тоҷикию русӣ ва ӯзбекиро хуб медонист. Суханрониҳои мардуми афғонро ба хубӣ мефаҳмид. Агар дар гуфтугӯе масалан, русу афғон ҳамдигарро намефаҳмиданд, Сулаймон пайванди торҳои ҳамдигарфаҳмӣ мешуд. Номашро қариб ҳамаи атрофиёнаш ба забон мегирифтанд. Нақл мекарданд, ки дар набардҳо чи хел меҷангаду чи тавр ба нофаҳмиҳо рӯшноӣ меандозад.

Вай дар давоми моҳҳо ба ин тарзи ҳаёт одат кард. Аммо дар яке аз набардҳои минбаъда дар байни борони тир ногаҳ дар пояш сӯзишро ҳис намуд ва боз ҳамлаи пеш рафтан намуду натавонист. Ба замин рӯйболо уфтод. Олами атроф дар назараш ба давр задан даромаду чашмонаш торафт хира мешуд ва аз хуш рафт.

Вақте ба хуш омад аввал дар кучо будаашро сарфаҳм рафта натавонист. Сарашро беҳолона ба чапу рост гардонда «Модарҷон! Модарҷон! Об!... Об!...» мегуфт. Ҳамшираи тиббӣ модарвор сари Сулаймонро болои даст бардошт аз обро ба лабонаш бурд. Баъд фаҳмонд, ки дар беморхонаи Кобул аст.

Табобат дар беморхонаи шаҳри Кобул қариб 6 моҳ давом кард. Аҳволаш андаке беҳтар шуду ҳамоно ҳаёташ дар хавф буд. Охир, пояшро ҳашт тири душман ғалбер намудааст. Духтурон ҳам намехостанд, ки пои ҷавони 21-соларо бурранд. Мақсад якто буд бе буридани пой наҷот додани ҳаёти ҷавони дунёбаумед. Бо ин мақсад ӯро ба Академияи тиббӣ-ҳарбии шаҳри Ленинград оварданд. 14 ҷарроҳӣ гузаронидан лозим омад ва Сулаймон ба ҳамаи он сабру тоқат пайдо намуду розигӣ дод, то аз пояш маҳрум нашавад.

Рӯзе расид, ки боз ба по истоданӣ шуд. Ду асобағал оварданду аз ҳар ду китфонаш мадад карданд. Як дасти Сулаймон ба қапидани асобағал ноҳинҷортар намуд. Ҳа, дарвоқеъ як ангушти хурди дасташро вақти дар майдони набард беҳуш хобиданаш ифротиён мурда гумон карда, бурида будаанд.

Ҳарчанд бо ду асобағал ҳам бе мадади дигарон қадам зада наметавонист дар дилаш умеди шифо маскан гирифт. Роҳбаладҳо бо имтиёзҳои муқаррарӣ маҷрӯҳи гурӯҳи дуюмро ба зодгоҳаш оварданд.

Имрӯз Сулаймон беасо мегардад, харчанд баъзан боз асобағал гирифтан лозим меояд. Имтиёзҳояш кам нестанду аз онҳо баҳравар аст. Дар вохӯрӣ бо мактаббачагони деҳаи Рарз нақл намуд, ки маҳз дӯстии интернационалӣ аз марг наҷоташ дод. Дар давраи аз майдони ҷанг ба беморхона бурдан ва табобати қариб яксола дар беморхонаҳои шаҳрҳои Кобулу Ленинград даҳҳо намояндагони русу украин, белорусу қазоқ, афғону намояндагони халқу миллатҳои дигар ба ӯ дасти ёрӣ дароз карданд. Ҳар яки мо узве ҳастем, ки як ҷамъияти тому пуриқтидорро ташкил медиҳем. Тани сиҳату хотири ҷамъи мо вобастаи сулҳ аст.

**Ғаффор НУЪМОНОВ.**

# Маҳфили дӯстӣ

Бинои навбунёди мактаби миёнаи № 2, ки номи доҳии муаззам В. И. Ленинро дорад, дирӯз намуди идона дошт. Бо ташаббуси омӯзгорону хатмкунандагони дабистон дар ин ҷо маҳфили дӯстии интернационалӣ гузаронида шуд. Дар тантана собиқ хатмкунандагон, ки намояндагони миллатҳои русу тоҷик, ӯзбеку украин, белорусу удмурт ва озарбойҷону гурҷиро ташкил медоданд, ба меҳмонӣ омада буданд.

Ҷамъомадро ташкилотчии корҳои беруназсинфӣ Зулфия Михайловна кушод. Хатмкунандаи соли 1950 Вера Александровна Карношкина дар бораи 6 нафар бародару хоҳари дар ин дабистон таҳсил кардааш, чи тавр аз синфи даҳум барои муҳофизати Ватан бар зидди фашистон ҷангидани акои калониаш Владимир ва қаҳрамонона ҳалок гардиданаш, аз хусуси фаъолияти тиббиаш дар беморхонаи шаҳри Ленинобод боҳарорат сухан ронд.

Людмила Александровна, ки соли 1955 ин таълимгоҳро ба итмом расонидааст, дар бобати дӯстии 25 нафар собиқ ҳамсинфонаш — тотору мардвин, тоҷику қирғиз ва венгеру немис гап зада, аз шуҷоату корнамоии ҳар яки онҳо дар сохтмони биноҳои шахсию ҷамъиятӣ, ёрӣ ба колхозҳои навташкил ва ҳурмату эҳтироми расму оинҳои якдигар ёдовар шуд.

— Алҳол ман, — гуфт нотиқ — баъди хатми Донишкадаи хоҷагии қишлоқ дар муассисаи обёрикунии райони Мастчоҳ инженерам, вале то имрӯз бо ҳамсинфони собиқи худ мукотиба дорам.

Ҳамин тавр дар вохӯрӣ якчанд нафар хатмкунандагони солҳои гуногун — омӯзгорони нафақахӯри имрӯза ба сухан баромада оиди дӯстии интернационалии миллату халқиятҳои СССР суханҳои ҳикматнок гуфтанд.

Собиқ муаллими забони тоҷикии дабистон, аъзои иттифоқи журналистони Иттиҳоди Шӯравӣ, нафақахӯри шахсӣ Бақо Шарофов дар бораи ҳаёти толибилмони солҳои 1954 — 1955 нақли шавқовар кард.

Котиби дуюми комитети комсомолии вилояти Ленинобод Пётр Гришин, ки худ соли 1975 ин дабистонро хатм карда буд, оиди боз ҳам пурзӯр намудани фаъолияти ташкилоти комсомолӣ кори байни ҷавонон, мақоми давлатӣ гирифтани забони тоҷикӣ, мустаҳкам намудани риштаҳои дӯстию бародарӣ изҳори ақида намуд.

**М. БОБОЗОДА,**
шаҳри Ӯротеппа.

## Дар шумораи имрӯзаи «КТ»





Дар фурудгоҳи аэроклуби «Фахробод»-и Ҷамъияти ихтиёрии мададгори армия, авиатсия ва флоти Душанбе мусобиқаи анъанавии умумиттифоқии парвоз бо парашют оғоз ёфт. Дар ин мусобиқа беҳтарин варзишгарони мамлакат ширкат меварзанд.

ДАР АКС: лаҳзае аз мусобиқа.

Суратгирон С. ЖУКОВ ва М. МИРЗОХОНОВ.


Ҷонишини муҳаррир М. МИРЗОШОЕВ.




**ТВ Душанбе**

**25 АПРЕЛЬ**

10.00 Ахбор.

10.25 Фильми мустанади телевизионии «Ба ҷамъият бояд судманд бошад».

10.40 Студияи «Дониш». Дарси асосҳои информатика ва техникаи ҳисоббарор барои хонандагони синфҳои 11.

11.25 Бахшида ба 45-солагии Ғалаба. Фильми бадеии «Вохӯриҳои кӯтоҳ дар ҷанги дурудароз».

18.10 «Оина». Барномаи ахбору мусиқӣ барои бачаҳо.

19.00 «Тарзи нави хоҷагидорӣ». Заводи пахтатозакунии шаҳри Кӯлоб.

19.30 Новости.

19.50 «Ҳаёти деҳот». Ноҳияи Фархор.

20.30 ВРЕМЯ.

21.05 «Бишнав аз най...» Ба ифтихори ҷашни 1400-солагии Борбади Марвазӣ.

22.00 Ахбор.

22.20 Сиҳатии модарон — саодати кӯдакон.

22.35 «Меҳри суруд». Оҳангҳои Пирумшоҳ Саидов.


Ҷавонони Тоҷикистон

Адреси мо: 734025. ш. Душанбе, кӯчаи Свириденко, 66

«Молодёжь Таджикистана»
На таджикском языке

Индекс 68857

Газета ба тарзи офсет дар матбааи
Нашриёти КМ ПК Тоҷикистон
(хиёбони «Правда», 16) чоп шудааст.

ТЕЛЕФОНҲО: Қабулгоҳ — 23-33-37, ҷонишини муҳаррир — котибот — 22-60-27, шӯъбаҳои маънавиёт, мактаб ва донишкадаҳои олӣ, спорт ва ҳарбию ватандӯстӣ — 23-32-17, ҳаёти комсомолӣ, мактубҳо ва корҳои оммавӣ, коргарон ва ҷавонони деҳот — 22-39-71, мухбири суратгир — 24-35-91, мухбирамон дар вилояти Ленинобод — 6-52-45, матбаа — 33-47-65.

КЛ 01243

1 2 3 4 5 6 7 8 9 10 11 12 13 14 15 16 17 18 19 20